**ББК - 83.3 (0) 9+83.2 (2 тоҷик)**
**А - 12**

**Ҳайати таҳририя:**
*Маҳмадулло Лутфуллоев, Мирзо Муллоаҳмад, Алии Муҳаммаддии Хуросонӣ, Мубашшир Акбарзод, Наҷмиддин Зайниддинов.*

А - 12. Мураттиб ва муаллифи пешгуфтору тавзеҳот: Мирзо Муллоаҳмад. **Андарзномаи Мавлоно Ҷалолуддини Румӣ.** Душанбе, «Маориф ва фарҳанг», 2007. 168 саҳ.

**Муҳаррири масъул:** *Алии Муҳаммадии Хуросонӣ*

Осори Ҷалолуддин Муҳаммади Балхии Румӣ уқёнусест, ки дар қаъраш дурдонаҳои фаровони ахлоқиву маънавӣ дорад. Дар ин маҷмӯа муште аз хирвори он дурдонаҳо ҷамъоварӣ ва пешкаши хонандагони гиромӣ мегардад, ба умеде, ки раҳнамои онон дар зиндагӣ бошад.



**ISBN 9789947-31-73-4** 

## ГАНЧИНАИ АХЛОҚИ ҲАМИДА

Ҷалолуддин Муҳаммади Балхии Румӣ аз зумраи адибону орифони бузургест, ки на танҳо дар адабиёту фарҳанги форсизабонону Шарқ, балки кулли ҷаҳон мақому ҷойгоҳи баланд доранд. Осори гаронбаҳои ӯ, ба хусус «Маснавии маънавӣ» ва «Девони кабир», ки бо унвони «Девони Шамси Табрезӣ» низ машҳур аст, дар ганҷинаи тамаддуни олам ҷои сазовор гирифтаанд. Зеро дар онҳо масъалаҳои мубраму ҳассоси ҳаёту маънавиёти ҷомеа, асрори ҳастии оламу одам бо хаёлбандиҳои шигифтангез ба қалам дода шудаанд. Ҳамчунин дар маркази ин офаридаҳои пурбаҳо ва рисолаи фалсафии «Фиҳи мо фиҳи» инсон қарор дорад. Инсоне, ки бо Офаридгор робитаи қавӣ дошта, худ офаридгори неъматҳои моддиву маънавист ва аз ҳамаи офаридаҳои Парвардигор бартару волотар аст.

Мавлоно ва аҳли тасаввуф ӯро Инсони комил номида, саъй кардаанд, ки дар осори худ олами ботиниву маънавиашро ба қалам диҳанд.

Инсони комили Ҷалолуддини Балхӣ аз шоирони дигар фарқ мекунад. Тафовути асосӣ пеш аз ҳама дар он аст, ки инсони Мавлоно ҷанбаи воқеӣ дорад. Дар осори ӯ Шамсуддин Муҳаммади Табрезӣ, Салоҳуддини Заркӯб, Ҳисомуддини Чалабӣ чун инсони комил ба қалам омадаанд. Вале беш аз ҳама инсони комил дар симои Паёмбари ислом Муҳаммад (С) таҷассум ёфтааст.

Аз нигоҳи Мавлавӣ инсон ҳарчанд ба зоҳир олами хурд аст, вале дар маъниву моҳият олами бузург буда, шарифтарину бузургтарин офаридаи Парвардигор ба ҳисоб меравад:

Пас ба сурат олами асғар туӣ,
Пас ба маънӣ олами акбар туӣ.

Сабаби асосии бузургиву тавоноии инсон дар он аст, ки ӯ аз Худованд нерӯ мегирад. Аз ин ҷост, ки кулли махлуқоти олам эҳтироми вайро ба ҷо меоранд :

Одамӣ чун нур гирад аз Худо,
Ҳаст масҷуди малоик з-иҷтибо.

Оид ба мақоми инсон дар осори Ҷалолуддини Бахӣ баъзе донишмандон аз қабили Р. Николсон, Бадеъуззамон Фурӯзонфар, Анамерӣ Шемел, Абдулҳусайни Зарринкӯб ишораҳо кардаанд, вале таҳқиқи ҷиддӣ ва ҷудогонаи ин мавзӯъ ҳанӯз сурат нагирифтааст. Аз ҷумла донишманди олмонӣ А. Шемел дар ин бора фармудааст:

«Аммо беш аз олами ҷамодоту гиёҳон ва ҳайвонот дунёи одамӣ Мавлавиро ба сӯи худ мекашад ва камтар ҷанбае аз зиндагии инсон, ки бад-он напардохта бошад...»

Тавре ки маълум аст, робитаи инсон ва Худо аз мавзӯъҳои асосии «Маснавии маънавӣ» буда, дар шаш дафтари маснавӣ бо шевотарин тасвирҳо ва хаёлбандиҳо матраҳ гардидааст. Мавлоно Паёмбари акрам(с)-ро ноиби Худованд дар замин медонад, ки мардум дар сурати ӯ таҷаллии илоҳиро аён мебинанд:

Чун Худо андар наёяд дар аён,
Ноиби Ҳаққанд ин пайғамбарон.

Ҳазрати Муҳаммад (с), ки инсони баргузида ва комил аст, дар тасвири Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ дар миёни

кулли паёмбарон имтиёз дорад. Ӯ беш аз дигарон ба Худованд наздиктар аст :

Бо Муҳаммад буд ишқи пок ҷуфт,
Баҳри ишқ ӯро Худо лавлок гуфт.
Мунтаҳо дар ишқ чун ӯ буд фард,
Пас мар ӯро з-анбиё тахсис кард.

Аз ин ҷост, ки ӯ на танҳо барои ҳамаи мусулмонон азизу мӯътабар аст, балки аҳли адёни дигар низ эҳтиромашро ба ҷой меоваранд. Аз ҷумла, насрониён нисбат ба ӯ дилбастагии зиёд доранд.

Ба ҳазрати Муҳаммад на танҳо мардум муҳаббату самимият доранд, балки паррандагону набототот низ меҳр меварзанд. Дар маснавӣ омадааст, ки Паёмбар ҳангоми ваъз гуфтан ба нахле таъкид мекард. Пас аз он ки барояш минбар сохтанд ва ӯ аз нахл дур шуд, тани нахл гирён гардид:

Устуни ҳаннона аз ҳаҷри Расул
Нола мезад ҳамчун арбоби уқул.

Мавлавӣ бузургии Муҳаммадро ҳанӯз аз замони тифлиаш таъкид менамояд. Дар қиссаи «Донаву ҳаким ва гум шудани тифл» аз забони пирамарде дар ҳаққи ӯ мегӯяд :

Ғам махӯр, ёва нагардад ӯ зи ту,
Балки олам ёва гардад андар ӯ.

Ҳар амале, ки аз Паёмбар ба вуқӯъ мепайвандад, дурусту савоб аст, зеро он аз фармудаву ваҳйи Худованд аст :

Он ки аз Ҳақ ёбад ӯ ваҳю ҷавоб,
Ҳар чи фармояд, бувад айни савоб.

Аз нигоҳи Мавлавӣ Паёмбари ислом аз ҳар лиҳоз бенaзиру нотакрор аст. Аз ин ҷост, ки ӯро хотами пайғамбарон донистаанд:

Баҳри ин хотам шуда-ст ӯ бар вуҷуд,
Мисли ӯ на буду на хоҳад буд.

Бо ин ҳама бузургӣ Муҳаммад мисли ҳамаи инсонҳои заминӣ аст. Таркиби ҷисми ӯ низ аз дигарон тафовуте надорад:

Ҳаст таркиби Муҳаммад лаҳму пӯст,
Гарчи дар таркиби ҳар тан ҷинси ӯст.
Гӯшт дорад, пӯст дорад устухон,
Ҳеч ин таркибро бошад ҳамон ?
К-андар он таркиб омад мӯъҷизот,
Ки ҳама таркибҳо гаштанд мот.

Ӯ низ мисли ҳамаи одамони заминӣ ранҷу сахтӣ мебинад, дарди ҳиҷрон мекашад, гоҳ аз ғаму андӯҳ мехоҳад худро аз кӯҳ ба зер афканад :

Мустафо сокин шудӣ з-андохтан,
Боз ҳиҷрон оваридӣ тохтан.
Боз худро сарнагун аз кӯҳ ӯ
Мефигандӣ аз ғаму андӯҳ ӯ.

Симои Муҳаммад дар маснавӣ аксаран чун пири хирадманд таҷассум ёфтааст. Ӯ Алиро ба роҳи неки

зиндагӣ ҳидоят намуда, баргузидани тоати илоҳиро василаи асосии раҳоӣ аз аз ҳама офот медонад :

Ё Алӣ, аз ҷумлаи тооти роҳ
Баргузин ту сояи хоси Илоҳ.

Дар зимни насиҳати котиби ваҳй низ Паёмбар ӯро ба дурӣ ҷустан аз кибру ғурур ва пеша кардани фурӯтаниву хоксорӣ даъват менамояд :

Ай бародар, бар ту ҳикмат ҷорӣ аст,
Он зи абдол асту бар ту орӣ аст.
Шукр кун, ғарра машав, бинӣ макун,
Гӯш дору ҳеч худбинӣ макун.

Дар «Маснавӣ» Паёмбар ҳамеша меҳрубону ғамхор тасвир шудааст. Ба аёдати яке аз саҳобагони бемор рафтани ӯро ба қалам дода, манфиатҳои он аёдатро шоир таъкид менамояд :

Аз саҳоба хоҷае бемор шуд
В-андар он бемориаш чун тор шуд.
Мустафо омад аёдат сӯйи ӯ,
Чун ҳама лутфу карам буд хӯйи ӯ.
Дар аёдат рафтани ту фоида-ст,
Фоида он боз бо ту омада-ст.

Аёдати Паёмбар ба бемор рӯҳи тоза бахшида, умри дубора ато мекунад. Паёмбар меҳрубониро ҳатто дар мавридҳое, ки мунофиқон нисбат ба ӯ бадкорӣ мекунанд, аз даст намедиҳад :

Бар расули Ҳақ фусунҳо хонданд,
Рахши дастону ҳиял меронданд.
Он расули меҳрбону раҳмкеш
Ҷуз табассум бар бале н-овард пеш.

Дар «Маснавӣ» ширкати Паёмбар дар ҷангу муборизаҳо низ ба қалам омада, ҳадафи он ҷангҳоро Мавлавӣ дар истиқрори сулҳу осоиш дар кишвар медонад :

Ҷанги Пайғамбар мадори сулҳ шуд,
Сулҳи ин охирзамон з-он ҷанг буд.

Муборизаи Паёмбар баҳри раҳоии мардум аз ҳалокат аст. Инро Мавлавӣ аз забони худи Паёмбари ислом баён мекунад :

З-он ҳамекардам суфуфи ҷанг чок,
То раҳонам мар шуморо аз ҳалок.

Дар «Маснавӣ» аз ёриву мададҳои Паёмбари ислом ба мӯҳтоҷону ниёзмандон ёд шудааст. Аз ҷумла, боре гурӯҳи арабҳо дар биёбон аз беобӣ ранҷ мекашиданд ва хатари марг ба онҳо таҳдид мекард. Вақте ки Муҳамад аз ин ҳодиса иттилоъ пайдо мекунад, зуд ба ёрӣ мешитобад ва онҳоро аз марг наҷот медиҳанд. Ҷои дигар кофиронро меҳмондорӣ кардани Расули акрам тасвир шудааст, ки он ба саховатмандиву олиҳимматӣ ва раҳмдиливу меҳрубонии ӯ шаҳодат медиҳад.

Донишманди маъруфи англис Р. Николсон оид ба тасвири Муҳаммад дар Қуръон сухан ронда, зимнан мӯъҷизоти Паёмбари исломро инкор менамояд. Вале дар

«Маснавӣ» Мавлавӣ борҳо аз мӯъҷизоти Пайғамбар ёд кардааст, ки бештари онҳо аз Қуръони маҷид маншаъ мегиранд. Аз ҷумла дар баҳсе, ки миёни Пайғамбар ва Буҷаҳл сурат мегирад, сангрезаҳои кафи Буҷаҳл ба сухан омада, ӯро расулуллоҳ мехонанд. Яке аз муъҷизоти дигаре, ки ба Паёмбар нисбат дода мешавад, шикофтани моҳ аст:

Мустафо маҳ мешикофад нимшаб,
Жож мехояд зи кина Булаҳаб.

Тавре ки зикр шуд, Муҳаммад бо ҳама бузургӣ дар зиндагӣ хеле фурӯтан аст. Ҷалолуддини Балхӣ дар «Маснавӣ» тасвир мекунад, ки чи тавр Паёмбар боре пас аз рафтани «меҳмони пурхӯре», ки «ҷомаи хоб»-ро олуда карда буд, бо дастони худ он бистарро мешӯяд.

Ҳамин тавр, дар «Маснавӣ» лаҳзаҳои зиёди рӯзгори Муҳамад нақл шудааст, ки ҳар кадом хислатҳои наҷиби ӯро равшан менамоянд.

Паёмбари ислом дар тасвири Мавлавӣ рамзи покиву озодагист :

Чун Муҳаммад пок шуд з-он нору дуд,
Ҳар куҷо рӯ кард, ваҷҳуллоҳ буд.

Аз ин ҷост, ки ӯ ба офтоб монанд мешавад, ки ҳам поки беолоиш асту ҳам ба ҳамағон яксон роҳнамоӣ мекунад:

Дид сиддиқаш, бигуфт: - Ай офтоб ,
Не зи шарқӣ, не зи ғарбӣ, хуш битоб.

Мавлавӣ ҳамчунин Расули акрамро ба моҳ монанд мекунад, ки он ҳам роҳи мардумонро мунаввар месозад, Аз ин ҷост, ки нури муҳаммадӣ дар саросари маснавӣ ва «Девони Шамс» хеле фаровон ба чашм мерасад. Нури муҳаммадӣ, ки равшангари роҳи мардум дар зулмот аст, аз хуршеди илоҳӣ сарчашма мегирад.

Дар «Маснавӣ» ба ҳадисҳои Расули акрам низ хеле фаровон истинод шудааст. Ҷалолуддини Балхӣ аксаран андешаҳои худро бо ҳадисҳои Пайғамбар ҷамъбандӣ менамояд. Ӯ ҳадисҳоро ғоҳ айнан ва гоҳе мазмунан зикр намуда, матлаби худро тақвият медиҳад. Масалан, роҷеъ ба зулми золимон ва вафои ҷоҳилон сухан ронда менависад:

Гуфт Пайғамбар:- Адоват аз хирад
Беҳтар аз меҳре, ки аз ҷоҳил расад.

Дар «Маснавӣ» баъзан ҳадисҳои Пайғамбар тавзеҳ меёбанд. Вале Мавлавӣ ба тавзеҳи зоҳирии ҳадисҳо маҳдуд нашуда, маънии ботиниву рамзии онҳоро бозгӯ менамояд. Дар ин бора худи Мавлоно навиштааст :

Гуфт Пайгамбар : - Зи сармои баҳор
Тан мапӯшонед ёрон зинҳор...
Ровиён онро ба зоҳир бурдаанд,
Ҳам бар он сурат қаноат кардаанд.

Илова бар тасвиру тавсиф ва ситоишу бузургдошти инсони комил дар осори Ҷалолиддини Балхӣ роҳу василаҳои ташаккули инсон, таълиму тарбияи ӯ ҳам ба қалам омадааст. Яке аз чунин василаҳо панду андарз аст, ки дар фарҳанги мардуми ориёӣ суннати бостонӣ дорад.

Панду андарзҳои ҳакимонаву орифонаи Мавлоно, ки бештар аз Қуръони маҷиду ҳадисҳои набавӣ сарчашма мегиранд, дарвоқеъ дурдонаҳои маънавӣ буда, барои ҳар фарди ҷомеа новобаста аз дину мазҳаб, ирқу нажод, забону миллат муассиру судманд мебошанд.

Дар ин маҷмӯа саъй шудааст, ки муште аз хирвори панду андарзҳои Мавлавӣ ҷамъоварӣ ва манзури хонандагони гиромӣ гардад. Дар таҳияи маҷмӯа аз нашрҳои гуногуни осори Мавлоно, ки дар Эрон ва Тоҷикистон сурат гирифтаанд, аз ҷумла аз маҷмӯаҳое, ки бо кӯшиши Расул Ҳодизода, Усмон Назир, Алии Муҳаммадии Хуросонӣ, Баҳриддини Алавӣ ва Абдулло Муллобоқизодаи Шаваткӣ дар Душанбе ба табъ расидаанд, истифода шудааст. Ба эшон барои кӯмаку мусоидат изҳори сипоси фаровон менамоем.

Дар замоне, ки раванди ҷаҳонӣ шудан босуръат идома дорад ва таҳоҷуми фарҳангҳои мухталиф боиси касодии ахлоқи ҷомеа мегардад, умед аст, ки пандҳои ҳакимонаву орифонаи Мавлоно чун сипар ахлоқи ҳамидаи инсониро ҳифз менамоянд ва дар ҷомеа пояҳои одамиятро устувор месозанд.

*Мирзо Муллоаҳмад*

## АЗ «ДЕВОНИ КАБИР»

Чандин чашиш аз бахри чӣ? -То ҷони талхат хуш шавад,
Чандин кашиш аз баҳри чӣ? -То даррасӣ дар авлиё.
Аз бад пушаймон мешавӣ, аллоҳгӯён мешавӣ,
Он дам туро ӯ мекашад, то вораҳонад мар туро.

Гуфтанд: -«Боре нам гирӣ, то кам нагардад мубсирӣ[1],
Ки чашм нобино шавад, чун бигзарад аз ҳад бако»[2].

В-ар оқибат ин чашми ман маҳрум хоҳад мондан,
То кӯр гардад он басар, к-ӯ нест лоиқ дӯстро.
Андар ҷаҳон ҳар одаме бошад фидои ёри худ,
Ёри яке анбони хун, ёри яке шамси зиё.

Ай ишқ, пеши ҳар касс ному лақаб дорӣ басе,
Ман дӯш номи дигарат кардам, ки: -«Дарди бедаво»!

Он, к-ӯ зи шерон шир х(в)ард, ӯ шер бошад, нест мард,
Бисёр нақши одамӣ дидам, ки буд он аждаҳо.

Шамшераму хунрез ман, ҳам нармаму ҳам тез ман,
Ҳамчун ҷаҳони фониям, зоҳир хушу ботин бало.

Даъвии хубӣ кун, биё, бо сад адӯву ошно,
Бо чеҳраи чун заъфарон, то чашми тар ояд гуво.

Ғамро бидарронӣ шикам бо дурбоши зеру бам,
То ғулғул афтад дар адам аз адли ту, ай хушсадо!

---

[1] Мубсирӣ – биноӣ.

[2] Бако – гиря

Олам чу кӯҳи Тур дон, мо ҳамчу Мӯсо-толибон,
Ҳар дам таҷаллӣ мерасад, бармешикофад кӯҳро.
Як пора ахзар мешавад, як пора абҳар мешавад,
Як пора гавҳар мешавад, як пора лаълу каҳрабо.
Гар ту кунӣ бар маҳ туфу, бар рӯйи ту боз ояд он
В-ар домани ӯро кашӣ, ҳам бар ту танг ояд қабо.

Он мори аблаҳ хешро бар хор мезад дам ба дам,
Сӯрох-сӯрох омад ӯ аз худ задан бар хорҳо.
Бесабр буду беҳиял, худро бикушт ӯ аз аҷал,
Гар сабр кардӣ як замон, растӣ аз ӯ он бадлиқо.
Ин ду раҳ омад дар равиш, ё сабр, ё шукри ниъам,
Бо шамъи рӯйи ту натон дидан мар ин ду роҳро.

Ҳаргиз надонад осиё мақсуди гардишҳои худ,
К-устуни қути мост ӯ ё касбу кори нонбо!
Обеш гардон мекунад, ӯ низ чархе мезанад,
Ҳақ обро баста кунад, ӯ ҳам намеҷунбад зи ҷо.

Ҷонест чун шӯъла, вале дудаш зи нураш бештар,
Чун дуд аз ҳад бигзарад, дар хона нанмояд зиё.
Гар дудро камтар кунӣ аз нури шӯъла бархурӣ,
Аз нури ту рӯшан шавад ҳам ин саро, ҳам он саро.

Ҳаст он ҷаҳон чун осиё, ҳаст ин ҷаҳон чун хирмане,
Он ҷо ҳамин хоҳӣ будан, гар гандумӣ, гар лӯбиё.

Дар ишқ тарки ком кун, тарки ҳубубу дом кун,
Мар сангро зар ном кун, шаккар лақаб неҳ бар ҷафо!

Чашмаи сӯзани ҳавас танг бувад, яқин бидон,
Раҳ надиҳад ба ресмон, чун-к бибинадаш дуто!

Малоҳатҳои ҳар чсҳра аз он дарёст як қатра,
Ба қатра сер кай гардад касе, к-аш ҳаст истисқо?![1]

Дило, мангар ба ҳар шохе, ки дар тангӣ фуру монӣ,
Ба аввал бинғару охир, ки ҷамъ оянд ғоятҳо.
Чу дег аз зар бувад, ӯро сияҳруӣ чӣ ғам орад,
Ки аз ҷонаш ҳаметобад ба ҳар захме ҳикоятҳо.

Ту дидӣ ҳеч ошиқро, ки серӣ буд аз ӯ савдо,
Ту дидӣ ҳеч моҳиро, ки ӯ шуд сер аз дарё?!

Касе, к-аз ном мелофад, биҳил, к-аз ғусса бишкофад,
Чу он мурғе, ки мебофад ба гирди хеш домеро.

Хомӯш, ки хомӯшӣ беҳтар зи асалнӯшӣ,
Дарсӯз иборатро, бигзор ишоратро!

Аз хашму ҳасад ҷонро бегона макун бо дил,
Онро магузор ин ҷо в-инро бимахон танҳо.

Мағзе, ки бад андешад, он нақс бас аст, ай ҷон,
Савдои бипӯсида пӯсидаи савдоро.

Чун раъд найӣ хомӯш, чун пардаи туст ин ҳуш,
Дар сабру фано мекуш тӯтии хитоиро.

Маяндеш, маяндсш, ки андешгариҳо
Чу нафтанд, бисӯзанд зи ҳар бех тариҳо.

Зиҳӣ ишқ, зиҳӣ ишқ, ки мо рост, Худоё!
Чӣ нағз аст, чӣ хуб аст, чӣ зебост, Худоё!

---

[1] Истисқо – бсмории обхӯриш.

Зиҳӣ шӯр, зиҳӣ шӯр, ки ангехта олам,
Зиҳӣ кор, зиҳӣ кор, ки он ҷост, Худоё!

٢

Хоҳӣ, ки зи меъда-в лаби ҳар хом гурсзӣ,
Пургавҳару рӯталх ҳаме бош чу дарё,
Ҳин, чашм фурӯ банд, ки он чашм ғаюр аст,
Ҳин, меъда тиҳӣ дор, ки лӯтест муҳайё.
Саг сер шавад, ҳеч шикоре набигирад,
К-аз оташи ҷӯъ аст такупӯйи тақозо.

Мо ақл надорем яке зарраву гар не,
Кай оҳуи оқил талабад шери нареро?!

Ту дӯзах дон худогоҳии олам,
Фано шав, кам талаб ин сир фузунро.

Агар хоҳӣ, ки з-оби соф нӯшӣ,
Лаби худро ба ҳар дурде маёло.

Наларзад даст вақти зар шумурдан,
Чу бозаргон бидонад қадри коло.
Чӣ гаргин асту гар хор аст ин ҳирс,
Касӣ, худро бар ин гаргин маёло!

Раҳо кун садру номусу такаббур,
Миёни ҷон биҷӯ садри муалло.

Маро ҳалво ҳавас карда-ст, ҳалво,
Маяфкан ваъдаи ҳалво ба фардо.
Дилу ҷонам бад-он ҳалвост пайваст,
Ки сӯфиро сафо орад, на сафро.

Ба рӯйи баҳр хошок аст агонӣ,
Наёяд гавҳаре бар рӯйи дарё!
Даҳон барбанду бикшо равзани дил,
Аз он раҳ бош бо арвоҳ гӯё!

Гар рашку ҳасад барӣ, бар ӯ бар,
К-ин рашк бад аст анбиёро.

Биншин кажу рост гӯ, ки набвад
Ҳамто шаҳи рӯҳи ростинро.

То чанд ту пас равӣ? Ба пеш о,
Дар куфр марав, ба сӯйи кеш о,
Дар неш ту нӯш бин, ба неш о,
Охир ту ба асли асли хеш о!

Хомуш куну фанни хомушӣ гир,
Бигзор ту лофи пурфаниро.
Зеро ки дил аст ҷойи имон,
Дар дил медор мӯъминиро!

Магрез зи ранҷи мо, ки ҳар ҷо
Ранҷест, раҳе бувад даворо.
Нагрехт касе зи ранҷ, илло
Омад батараш пайи ҷазоро.

Барбанд ду чашми айббинро,
Бикшой ду чашми гайбдонро.

Густох макун ту нокасонро,
Дар чашм маёр ин хасонро.

Наззораи накди ҳоли хешӣ,
Наззора дарун-ст ростонро.

Машкан дили марди муштариро,
Бигзор раҳи ситамгариро.

Тан чу кафше, ҷони ҳайвонӣ дар ӯ чун кафшгар,
Роздори шоҳ кай хонанд ҳар искофро.

Ҳар кучо вайрон бувад он ҷо умеди ганҷ ҳает,
Ганҷи Ҳакро менаҷӯйӣ дар дили вайрон чаро?

Бе тарозу ҳеч бозоре надидам дар ҷаҳон,
Ҷумла мавзунанд, олам набвадаш мизон чаро?

Сӯ ба сӯ гаштам, ки то тифли дилам хомуш шавад,
Тифл хуспад, чун биҷунбонад касе гаҳвораро.

Дар тараб андешаҳо харсанг бошад ҷонгудоз,
Аз миёни роҳ баргиред ин харсанги мо.

Имтизоҷи рӯҳҳо дар вақти сулҳу ҷангҳо,
Бо касе бояд, ки рӯҳаш ҳаст софии сафо.
Чун тағайюр ҳаст дар ҷон вақти ҷангу оштӣ,
Он на як рӯҳ аст танҳо, бал-к гаштастанд ҷудо.

Мафурӯшед камону зираҳу теғ занонро,
Ки сазо нест силеҳҳо ба ҷуз аз тегзанонро.

Манишин бо ду-се аблаҳ, ки бимонӣ зи чунин раҳ,
Ту зи мардони Худо ҷӯ сифати ҷону ҷаҳонро.

Ту чаро мункири нурӣ, магар аз асл ту кӯрӣ
В-агар аз асл ту дурӣ, чӣ аз ин машъалаҳоро?!
Хирадо, чанд баҳушӣ, хирадо, чанд бипӯшӣ,
Ту азабхонаӣ маҳро, ту чунин машъалаҳоро.

Манигар ранҷу балоро, бинигар ишқу валоро,
Манигар ҷавру ҷафоро, бинигар сад нигаронро!
Ғамро лутф лақаб кун, зи ғаму дард тараб кун,
Ҳам аз ин хуб талаб кун фараҷу амну амонро!
Биталаб амну амонро, бигузин ғӯшагиронро,
Бишунав роҳдиҳонро, макушо роҳи даҳонро!

Ҳар киро нест намак, гарчи намояд хидмат,
Хидмати ӯ ба ҳақиқат ҳама зарқ асту риё!
Бирав, ай ғусса, даме заҳмати худ кӯтаҳ кун,
Бодаи ишқ, биё зуд, ки ҷонат ба зиё!

То ки ҳушёриву бо хеш мудоро мекун,
Чун-к сармаст шудӣ, ҳар чӣ, ки бодо, бодо!

Нанг ояд ишқро аз нури ақл,
Бад бувад пирӣ дар аёми сибо.
Хона боз о, ошиқо, ту зутарак,
Умр худ бе ошиқӣ бошад ҳабо.

Рав, ҷавонмардӣ куну раҳмат фишон,
Ман ба раҳмат бас ҷавонмардам туро!

Марди худбин ғарқаи шевай худ аст,
Худ набинад ҷони худбин шеваҳо.

Ҳеч касро макру фан суде накард,
Пеши бозиҳои маккори қазо!

Он-к сӯйи ёр шуд, масъуд буд.
Магзи ҷон бигзиду шуд ёри казо!

Зар чӣ ҷӯйӣ? Мисси худро зар бисоз,
Гар набошад зар, ту симинбар биё!

Дил чу дона, мо мисоли осиё.
Осиё кай донад ин гардиш чаро?!

Охири ишқ бех аз аввали ӯст.
Ту зи охир сӯйи оғоз маё.
То фусурда нашавӣ ҳамчу ҷамод,
Ҳам дар он оташ бигдоз, маё.

Ҳар ҷо, ки чашма бошад, бошад макоми парён.
Боэҳтиёт бояд будан туро дар он ҷо.

Захмат расад зи парён, гар боадаб набошӣ.
К-ин гуна шӯхра парён тундаиду бемуҳобо.
Тақдир мефиребад тадбирро, ки барчах.
Макраш гилем бурда аз сад ҳазор чун мо.

Ин дар гумон набуд, дар ӯ таън мезадем.
Дар ҳеч одамӣ манигар хор, ай киё.

Шурби гул аз абр буд, шурби дил аз сабр буд.
Абр ҳарифи гиё, сабр ҳарифи зиё.

Агар ту ошиқи ишқию ишқро ҷӯё,
Бигир ханҷари тезу бибур гулӯи ҳаё.

Тариқи ишқ ҳама мастӣ омаду пастӣ,
Ки сел паст равад, кай равад сӯйи боло?!

Дарахт агар мутаҳаррик будӣ зи ҷой ба ҷо,
На ранҷи арра кашидӣ, на захмҳои ҷафо.

Чу одамӣ ба якс мор шуд бурун зи биҳишт,
Миёни каждуму морон туро амон зи куҷо?!

Чу ӯст маънии олам ба иттифоқи ҳама,
Ба ҷуз ба хидмати маънӣ куҷо раванд асмо?

Бипӯш рӯй, ки рӯпӯш кори хубон аст,
Забуну дастхушу ром ёфтӣ моро.

Тамаъ нигар, ки манат панд медиҳам, ки макун,
Чунон ки панд диҳад ним пашша анқоро.

Ғулом пир шавад, хоҷааш кунад озод,
Чу пир гаштам, аз оғоз банда кард маро!
На кӯдакон ба қиёмат сапедмӯ хезанд,
Қиёмати ту сияҳмӯй кард пиронро.

Худой паҳлӯи ҳар дард доруе бинҳод,
Чу дарди ишқ қадим аст, монд бе зи даво.

Вафо чӣ металабӣ аз касе, ки бедил шуд,
Чу дил бирафт, бирафт аз пояш вафову ҷафо.

Ба ростӣ бирасад ҷон бар остони висол,
Агар кажӣ ба ҳарири қазу кажин кашадо.
Даҳон бибанду амин бош дар сухандорӣ,
Ки шаҳ калиди хазина бари амин кашадо!

Ҳазор гуна адаб ҷон зи ишқ омӯзад.
Ки он адаб натавон ёфтан зи мактабҳо.

Ғанӣ аз бахилӣ ғанӣ монда-ст.
Фақир аз саховат фақир аз сахо!

Гумраҳиҳои ишқ бардаррад
Сад ҳазорон тариқу қонунро.
Ай сабо, ту бирав, бигӯ аз ман
Аз карам баҳри дурри макнунро.

Ту вафоро маҷӯ дар ин зиндон.
Ки дар ин ҷо вафо накард вафо!

Кибру такаббур бигузору бигир
Дар ивази кибр ту чунин кибрис.
Пок шав аз хешу ҳама хок шав.
То ки зи хоки ту бирӯяд гиё.
В-ар чу гиё хушк шавӣ хуш бисӯз.
То ки зи сӯзи ту фурӯзад зиё.

В-ар шавӣ аз сӯз чу ҳокистарс.
Бошад хокистари ту кимиё.

Зуд фаромӯш шавад сӯзи шамъ
Бар дили парвона зи ҷаҳлу амо.

Ташна нахуспид магар андакс,
Ташна куҷо, хоби гарон аз куҷо?
Чун-к бихуспид ба хоб об дид,
Ё лаби ҷӯ, ё ки сабӯ, ё сақо.

Чу бошад обҳо нонҳо бирӯянд,
Вале ҳаргиз наруст, ай ҷон, зи нон об.
Барои луқмаи нон чун гадоён,
Марез аз рӯйи фақр, ай меҳмон, об.
Саросар ҷумла олам ним луқма-ст,
Зи ҳирси ним луқма шуд ниҳон об.

Оҳ аз ин зиштон, ки маҳрӯ менамоянд аз ниқоб,
Аз дарунсӯ коҳтобу аз бурунсӯ моҳтоб.
Ошиқи чодар мабошу хар марон дар обу гил,
То намонӣ з-обу гил монанди хар андар халоб.
Чун ба саг нон афканӣ, саг бӯ кунад, он гаҳ хурад,
Саг най, шерӣ, чӣ бошад баҳри нон чандин шитоб?!

Об ёри нур омад, ин латифу он зариф,
Ҳар ду гаммозанд, лекин не зи кин, бал з-эҳтисоб.
Об андар ташту ё ҷӯ, чун зи каф ҷунбон шавад,
Нур бар девор ҳам огоз гирад изтироб.

Ҳар чи зи аҷзои ту рӯ ниҳад, сар кашад,
Пой бизан бар сараш, ҳин сару пояш бикӯб.
Чун-к наҳоҳӣ раҳид аз дами ҳар гӯлгир,
Хоки касе шав, к-аз ӯ чора надорад қулуб!

Ҳазор шаб ту барои ҳавои худ хуфтӣ,
Яке шабе чӣ шавад, аз барои ёр, маҳусб?!

Он нафасе, ки бо худӣ, ёр чу хор оядат
В-он нафасе, ки бе худӣ, ёр чӣ кор оядат?

Ҷумлаи беқарорият аз талаби қарори туст,
Толиби беқарор шав, то ки қарор оядат.

Ҷумлаи ногуворишат аз талаби гувориш аст,
Тарки гувориш ар кунӣ, захр гувор оядат.
Ҷумлаи бемуродият аз талаби муроди туст
В-арна ҳама муродҳо ҳамчу нисор оядат.
Ошиқи ҷаври ёр шав, ошиқи меҳри ёр на,
То ки нигори нозгар ошиқи зор оядат.

Бар он зишт бихандед, ки ӯ ноз намояд,
Бар он ёр бигирйед, ки аз ёр бурида-ст.

Дар бешаи шерон раву аз захм маяндеш,
К-андешаи тарсидан ашколи занон аст.

Ҳама ҳарф одамиро аз дарун аст,
Валекин ҳуши ӯ доим бурун аст.
Бурунро менавозад ҳамчу Юсуф,
Дарун гургест, к-ӯ дар қасди хун аст.

Зи ҳамроҳон ҷудоӣ маслиҳат нест,
Сафар бе рӯшноӣ маслиҳат нест.
Чу мулку подшоӣ дида бошӣ,
Пас аз шоҳӣ гадоӣ маслиҳат нест.

Бигӯ он ҳирсу ози роҳзанро,
Ки макру баднамоӣ маслиҳат нест.
Чу по дорӣ, бирав, дасте биҷунбон,
Туро бе дасту поӣ маслиҳат нест.
Чу поят менамонад, пар диҳандат,
Ки бе пар дар ҳавоӣ маслиҳат нест…
Ҷаҳон - ҷӯю сафо - баҳру ту - моҳӣ,
Дар ин ҷӯ ошноӣ маслиҳат нест.

Шикаста бошу хокӣ бош ин ҷо,
Ки меҷӯяд карам ҳар ҷо фақирест.
Карам доман пур аз зар карду овард,
Ки то вомехарад ҳар ҷо асирест.

Зи баъди вақти навмедӣ умедест,
Ба зери кӯрӣ андар сина дидест.

Он ҷо ки висоли дӯстон аст,
Валлаҳ, ки миёни хона саҳрост.
В-он ҷо, ки муроди дил барояд,
Як хор беҳ аз ҳазор хурмост.

Дар кор шавед, ай ҳарифон,
К-ин ҷо моро азим корест.

Гирди турушон магард з-ин пас,
Чун паҳлӯи ту шаккарнисорест.
Гирди шакарони табъ кам гард,
К-он шаҳват низ баргузорест.

Хомӯш, ки баҳр агар турушрӯст,
Ҳам маъдани гавҳар асту дарёст!

Ман сар нахурам, ки сар гарон аст,
Поча нахурам, ки устухон аст.
Бирён нахурам, ки ҳам зиён аст,
Ман нур хурам, ки қути ҷон аст.
Ман сар нахуҳам, ки бо кулоҳанд,
Ман зар нахуҳам, ки боз хоҳанд.
Ман хар нахуҳам, ки банди коҳанд,
Ман кабк хурам, ки сайди шоҳанд.

Боло напарам, на лаклакам ман,
Касро нагазам, ки не сагам ман.

Чун кому муроди дӯст ҷӯӣ,
Пас ҷусти муроди худ ҳаром аст.

Як лаҳза зи кӯйи ёр дурӣ
Дар мазҳаби ошиқон ҳаром аст.

Хоки он кас шав, ки оби зиндагонӣ-ш рӯшан аст,
Нимноне даррасад, то нимҷоне дар тан аст.

Хидмати бе дӯстиро қадру қимат ҳает, нест?!
Хидмат андар даст ҳасту дӯстӣ дар даст нест!
Дӯстӣ дар андарун худ хидмате пайваста аст,
Ҳеч хидмат ҷуз муҳаббат дар ҷаҳон пайваст нест.

Чун дилат бо ман набошад, ҳамнишинӣ суд нест,
Гарчи бо ман менишинӣ, чун чунинӣ, суд нест.
Чун даҳонат баста бошад, дар ҷигар оташ бувад,
Дар миёни ҷӯ дарой, об бинӣ, суд нест.
Чун-к дар тан ҷон набошад, сураташро завқ нест,
Чун набошад нону неъмат, саҳну синӣ суд нест.
Гар замин аз мушку анбар пур шавад то осмон,
Чун набошад одамиро роҳбинӣ, суд нест.
То зи оташ мегурезӣ туршу хомӣ чун хамир,
Гар ҳазорон ёру дилбар мегузинӣ, суд нест!

Ҷамъ бошед, ай ҳарифон, з-он-к вақти хоб нест,
Ҳар ҳарифе, к-ӯ бихусбад, валлаҳ аз асҳоб нест.

Чашмае хоҳам, ки аз вай ҷумларо афзоиш аст,
Дилбаре хоҳам, ки аз вай мурдаро осоиш аст.

Ишқ андар фазлу илму дафтару авроқ нест,
Ҳар чи гуфтугӯйи халқ, он раҳ раҳи ушшоқ нест.
Шохи ишқ андар азал дон, бехи ишқ андар абад,
Ин шаҷарро такя бар аршу сарову соқ нест.

Дил мисоли осмон омад, забон ҳамчун замин,
Аз замин то осмонҳо манзили бас мушкил аст.
Дил мисоли абр омад, синаҳо чун бомҳо
В-ин забон чун новдон, борон аз ин ҷо нозил аст.
Об аз дил пок омад, то ба боми синаҳо,
Сина чун олуда бошад, ин суханҳо ботил аст.

Ҳар чи бар ту нохуш ояд, он манеҳ бар дигарон,
З-он-к ин хӯву табиат ҷумлагонро шомил аст.
Бӯйи ноне, ки расида-ст, бар он бӯй бирав,
То ҳамон бӯй диҳад шарҳ туро, к-ин нон чист!

Лаззати фақр чу бода-ст, ки пастӣ ҷӯяд,
Ки ҳама ошиқи саҷда-сту тавозӯъ сари маст.
То бидонӣ, ки такаббур ҳама аз бемазагист,
Пас сазои мутакаббир сари безавқ бас аст.
Гиряи шамъ ҳама шаб, ки на аз дарди сар аст,
Чун зи сар раст, ҳама нур шуд, аз гиря бираст.

Моҳиё, ҳар чӣ туро коми дил, аз баҳр биҷӯ,
Тамаъи хом макун, то нахалад ком зи шаст.

Лаб фурӯ банд, чу дидӣ, ки лаби бастаи ёр
Дасти шамшерзанонро ба чӣ тадбир бибаст.

То налагзӣ, ки зи хун роҳ пасу пеш тар аст,
Одамидузд зи зардузд кунун бештар аст.

Худи худро ту чунин косиду бехасм мадон,
Ки чаҳон толиби зарру худи ту кони зар аст.

Ганҷ ёбиву дуру умр наёбӣ ту ба ганҷ,
Хеш дарёб, ки ин ганҷ зи ту баргузар аст.

Саҳар ар чанд, ки торист, ҳисоби рӯз аст,
Ҳар киро рӯй сӯйи шамс бувад, чун саҳар аст.

Дил пуруммед куну сайқалеяш деҳ ба сафо,
Ки дили поки ту ойинаи хуршедфар аст.

Бас кун охир, чӣ бар ин гуфт забон чафсидӣ?
Ишқро чанд баёнҳост, ки фавқи сухан аст!

Ҳар кӣ устод ба коре, бинишаст охири кор,
Кор он дорад он, к-аз талаби он нанишаст.

Зоғ агар ошиқи саргини хар омад, гӯ, бош,
Булбулонро ба чаман бо гули раъно чӣ хуш аст.

Харчи бедахл Худойист, зи дунё маталаб,
Ҳар киро ҳаст, зиҳӣ бахт, надонам, ки кирост!

Сар мапечону маҷунбон, ки кунун навбати туст,
Биситон ҷому дарошом, ки он шарбати туст.

Ҳар киро ҳиммати олӣ бuваду фикри баланд,
Дон-к он ҳиммати олӣ асари ҳиммати туст.

З-он суйе, к-омад меҳнат, ҳам аз он суст даво,
Ҳам аз ӯ шубҳаи тусту ҳам аз ӯ ҳуҷҷати туст.

Бар дари хонаи дил ин лагади сахт мазан,
Ҳон, ки вайрон шавад ин хонаи дил, як хишт аст!

Офтоб арчи дар ин давр фарид асту ваҳид,
Шарқиёнанд, ки ӯ дар сафашон оҳод аст.

Навбати кӯҳнафурӯшон даргузашт,
Навфурӯшонему ин бозори мост.

Худпарастӣ номуборак ҳолатест,
К-андар ӯ имони мо, инкори мост.

Ошиқонро ҷустуҷӯ аз хеш нест,
Дар ҷаҳон ҷӯянда ҷуз ӯ беш нест.

Баъд аз ин бар осмон ҷӯем ёр,
З-он-к ёре дар замин ҷустем, нест.

Худпарастӣ номуборак ҳолатест,
К-андар ӯ имони мо, инкори мост.

Гар ҳалқа зар набудӣ, дар гӯши ӯ нарафтӣ,
Дар гӯш ҳалқаи зар бар тамъи ӯ нишон аст.

З-ин ҳамраҳони сустаносир дилам гирифт,
Шери Худову Рустами Дастонам орзуст.

Дӣ шайх бо чароғ ҳамегашт гирди шаҳр.
К-аз деву дад малуламу Инсонам орзуст.
Гуфтанд : - «Ёфт менашавад ҷустаем мо»,
Гуфт: - «Он-к ёфт менашавад, онам орзуст».

Тасвирҳои нохушу андешаи ракик
Аз табъи суст бошаду ин нест сӯйи дӯст.
Хомӯш бош, то сифати хеш худ кунад,
Ку ҳойҳуйи сарди ту, ку ҳойҳуйи дӯст?!

Шохе, ки хушк нест, зи оташ мусаллам аст,
Аз тир гам надорад сугрӣ[1], ки тиркаш аст.

Ҳар ҷо ғубор хезад, он ҷой лашкар аст,
К-оташ ҳамеша бе тафу дуду бухор нест.

Ту мардро зи гард надонӣ, чӣ мардияст?!
Дар гард мард ҷӯй, ки бо гард кор нест!
Ай некбахт, агар ту наҷӯйӣ, биҷӯядат,
Ҷӯяндае, ки раҳмати вайро шумор нест.

Дар факр аҳд кардам, то ҳарф кам кунам,
Аммо гуле кӣ дид, ки паҳлуш хор нест.
Мо хори ин гулем, бародар, гувоҳ бош,
Ин ҷинси хор будан фахр аст, ор нест!

Маҳ нур мефишонаду саг бонг мекунад,
Маҳро чӣ ҷурм, хосияти саг чунин буда-ст.

Оре, чу қоида-ст, ки ранҷури зорро,
Ҳарчанд ранҷ беш бувад, нола камтар аст.

Бар хокиён ҷамоли баҳорон хуҷаста аст,
Бар моҳиён тапидани дарё муборак аст.

Кибру мании халқ ҳиҷоби ту мешавад,
Дар соя буд аз ту касе, к-ӯ манӣ надошт.

---

[1] Сугрӣ – ҷайра

Поён фироқ бин, ки ҷаҳон омад ин ҷиҳон,
Андар ҷаҳон кӣ дид касе, к-аз ҷаҳон нарафт?!

Он рӯҳро, ки ишқи ҳақиқӣ шиор нест,
Нобуда беҳ, ки будани ӯ ғайри ор нест.
Дар ишқ бош маст, ки ишқ аст, ҳар чӣ ҳаст,
Бе кору бори ишқ бари дӯст бор нест.

Наззора, гӯ, мабош дар ин роҳу мунтазир,
Валлаҳ, ки ҳеч марг батар з-интизор нест.

То нагзарӣ зи роҳату ранҷу зи ёди хеш,
Сӯйи муқаррибони висолат гузор нест.

Девест нафси ту, ки ҳасад ҷузви васфи ӯст,
То кулли ӯ чӣ гуна қабеҳу муқаззарест.

Дил чӣ ниҳӣ бар ҷаҳон? Бош дар ӯ меҳмон!
Бандаи он шав, ки ӯ донад меҳмони кист?

Ҳар кӣ диле дошта-ст, бандаи дилбар шуда-ст,
Ҳар кӣ надорад диле, толиби дилдор нест.

Бақо надорад олам в-агар бақо дорад,
Фано-ш гир, чу ӯ маҳрами бақои ту нест.

Назири он-к Низомӣ ба назм мегӯяд:
- «Ҷафо макун, ки маро тоқати ҷафои ту нест»!

Ҳамеша киштии аҳмақ ғариқи тӯфон аст,
Ки зиштсанъату мабғузгавҳару расвост.

Бихур ту, ай саги гаргин, шикамбаву саргин,
Шикамбаву даҳани саг, бале, сазо ба сазост.
Саги маҳаллаву бозор сайд кай гирад?!
Мақоми сайд сари кӯҳу бешаву саҳрост!

Ҳар он-ч дур кунад мар туро зи дӯст, бад аст,
Ба ҳар чӣ рӯй ниҳӣ бе вай, ар накӯст, бад аст.
Чу мағз хом бувад, дар даруни пӯст накӯст,
Чу пухта гашт, аз ин пас бидон-к пӯст бад аст.
Даруни байза чу он мурғ парру бол гирифт,
Бидон-к байза аз ин пас ҳиҷоби ӯст, бад аст.
Ба хулқи хуб агар бо ҷаҳон бисозад кас,
Чу хулқи Ҳақ нашиносад, на некхӯст, бад аст.
Фироқи дӯст агар андак аст, андак нест,
Даруни чашм агар нимтои мӯст, бад аст.
Дар ин фироқ чу умре ба ҷӯстуҷӯ бигузашт,
Ба вақти марг агар низ ҷустуҷӯст, бад аст.

Даруни хеш агар хоҳадат дили нопок,
Зи аблаҳию харӣ мекашад ба зиндонат.

Агарчи боди сухан бигзарад, сухан боқист,
Агарчи боди сабо бигзарад, чаман шод аст.

Агар мар туро сулҳ оҳанг нест,
Маро бо ту, ай ҷон, сари ҷанг нест.
Ту дар ҷанг ойӣ, равам ман ба сулҳ,
Худои ҷаҳонро ҷаҳон танг нест.

Феъли некон муҳарризи некист,
Ҳамчу мутриб, ки боиси секист.

Ҷинси Фиръавн ҳар кӣ дар манӣ аст,
Ҷинси Мӯсо ҳар он-к дар покист.
Аз пайи ғам яқин ҳама шодист
В-аз пайи шодии ту ғамнокист.

Хок бошӣ, бирӯяд аз ту набот,
Ганҷи дил ёфт он-к ӯ хокист.

Ишқ ҷуз давлату иноят нест,
Ҷуз кушоди дилу ҳидоят нест

Бераҳӣ в-арна дар раҳи кӯшиш
Ҳеч кӯшанда бе ҷироят нест.

Аз ту агар санг расад, гавҳар аст,
Гар ту кунӣ ҷавр, беҳ аз сад вафост.

Дӯст чу дар чоҳ бувад, чаҳ хуш аст,
Дӯст чу болост, ба боло хуш аст.

Зарра шудӣ, боз марав, куҳ машав,
Сабру вафо кун, ки вафоҳо хуш аст.

Сабр маро ойинаи беморияст,
Ойинаи ошиқ ғамхорияст.

Кирм хӯрад чӯбу бирӯяд зи чӯб,
Ишқ зи ман русту маро хаст, хает.

Санг аз хуршед шуд ёқуту лаъл,
Чашм аз хуршед шуд бинои чарх.

Ай вои он моҳӣ, ки ӯ пайваста бар хушкӣ фитад,
Ай вои он миссе, ки ӯ бар кимиё ошиқ нашуд.

Баста бувад роҳи ачал, набвад халосаш муътачал,
Ҳам айшро лоиқ набуд, ҳам маргро ошиқ нашуд.

Яксон намояд киштаҳо, то вақти хирман даррасад,
Нимеш магзи магз шуд в-он ними дигар коҳ шуд.

Мар ошиқонро панди кас ҳаргиз набошад судманд,
Не ончунон сел аст ин, к-ин кас тавонад кард банд.

Завқи сари сармастро ҳаргиз надонад оқиле,
Ҳоли дили беҳушро ҳаргиз надонад ҳушманд.

Ҷуз рухи дил назар макун, ҷуз суйи дил ғузар макун,
З-он-к ба нури дил ҳама шӯълаи он ҷаҳон бувад.

Дило, назди касе биншин, ки ӯ аз дил хабар дорад,
Ба зери он дарахте рав, ки ӯ гулҳои тар дорад.
Дар ин бозори атторон марав ҳар сӯ чу бекорон,
Ба дуккони касе биншин, ки дар дуккон шакар дорад.
Тарозу гар надорӣ, пас туро з-ӯ раҳ занад ҳар кас,
Яке қалбе биёрояд, ту пиндорӣ, ки зар дорад.
Туро бар дар нишонад ӯ ба тарророӣ, ки меоям,
Ту маншин мунтазир бар дар, ки он хона ду дар дорад!
Ба ҳар деге, ки меҷӯшад, маёвар косаву маншин,
Ба ҳар деге, ки меҷӯшад, дарун чизе дигар дорад.
На ҳар килке шакар дорад, на ҳар зере забар дорад,
На ҳар чашме назар дорад, на ҳар баҳре гуҳар дорад.

Хамӯш кун, к-андар ин дарё нашояд наъраву ғавғо,
Ки ғаввос он касе бошад, ки ӯ имсоки дам дорад.

Зи сояй худ гурезонам, ки нур аз соя пинҳон аст,
Қарораш аз куҷо бошад, касе к-аз соя бигрезад?!

Биҷӯ он субҳи содиқро, ки ҷон бахшад халоиқро,
Ҳазорон масти ошиқро сабӯҳиву амон бошад.

Чу чашми чап ҳамепаррад, нишони шодии дил дон,
Чу чашми дил ҳамепаррад, аҷаб, он чӣ нишон
бошад?!
Басе кампир дар чодар зи мардон бурда умру зар,
Мабин чодар, ту он бингар, ки дар чодар ниҳон
бошад.
Басе моҳу басе фитна ба зери чодари кӯҳна,
Басе полонии ланге, ки дар баргустувон бошад.
Басе хиргаҳ сияҳ бошад, дар ӯ турке чу маҳ бошад,
Чӣ ғам дорӣ ту аз пирӣ, чу иқболат ҷавон бошад.

Яке ҷонест дар олам, ки нангаш ояд аз сурат,
Бипӯшад сурати Инсон, вале Инсони ман бошад.

Бисӯз, ай дил, ки то хомӣ, наёяд бӯйи дил аз ту,
Куҷо дидӣ, ки бе оташ касеро бӯйи уд омад?

Диле ҳамчун садаф хоҳам, ки дар ҷон гирад он ғавҳар,
Дили сангин намехоҳам, ки пиндорад гуҳар дорад.
Зи худбинӣ ҷудо гашта, пур аз ишқи Худо гашта,
Зи молишҳои ғам ғофил, ба моланда ибар дорад.

Имрӯз ҷамоли ту бар дида муборак бод,
Бар мо ҳаваси тоза печида муборак бод.

Наврӯзи рухат дидам, хуш ашк биборидам,
Наврӯзу чунин борон борида, муборак бод.

Бе гуфти забони ту, бе ҳарфи баёни ту
Аз ботини ту гӯшат бишнида муборак бод.

Нафс арчи ки зоҳид шуд, ӯ рост нахоҳад шуд,
Гар ростие хоҳӣ, он сарви чаман дорад.
Сад маҳ агар афзояд, дар чашм хушаш н-ояд,
Бо тангии чашми ӯ, к-он хуби Хутан дорад.

Бе илм намстонӣ, к-аз пиҳ кашӣ рӯган,
Бингар ту дар он илмс, к-аз пиҳ назар созад.

Чашм аз пайи он бояд, то чизи аҷаб бинад,
Ҷон аз пайи он бояд, то айшу тараб бинад.
Сар аз пайи он бояд, то масти бутс гардад,
По аз пайи он бояд, к-аз ёр тааб бинад.

Ишқ аз пайи он бояд, то сӯйи фалак паррад,
Ақл аз пайи он бояд, то илму адаб бинад.

Чун ҷуғд бувад аслаш, кай сурати боз ояд,
Чун сир хӯрад мардум, кай бӯйи пиёз ояд?!

Гаҳ ҷониби дил бошад, гаҳ дар гами гил бошад,
Монандаи он марде, к-аз ҳирс ду зан дорад.
Кай шод шавад он шаҳ, к-аз ҷон набувад огаҳ,
Кай ноз кунад мурда, к-аз шаър кафан дорад?!

Барбанд лабу тан зан чун ғунчаву чун савсан,
Рав, сабр кун аз гуфтан, чун сабр калид омад.

Бар лаб, ҳала, қуфле зан, к-ин аст раҳи аҳсан,
Хомӯш шав аз гуфтан, меҳмони рашид омад.

Хомӯш куну камтар гӯ, бисёр касе гӯяд,
К-ӯ чоҳу ҳаво ҷӯяд, то ному лақаб бинад.

Бигӯ дилро, ки гирди гам нагардад,
Азеро ғам ба хурдан кам нагардад.

Магард, ай мурги дил, перомуни гам,
Ки дар ғам парру по маҳкам нагардад.

Бикун тавба зи гуфтор, арчи тавба
Аз он тавбашикан маҳкам нагардад!

Ту бошӣ хандаву ёри ту шодӣ,
Ки бе шодӣ даҳони кас нахандад.

Ту бошӣ саҷдаву ёри ту таъзим,
Ки бе таъзим ҳаргиз сар наҷунбад.

Машав ғарра ба азрақпӯш гардун,
Ки андар зер эзоре надорад.

На ҳар абре ҳарифи моҳ гардад,
Ки ахтарро ба ҷуз ахтар нагирад.

Дило, меҷӯш ҳамчун мавҷи дарё,
Ки гар дарё биёромад, бигандад.

Чу хуршедиву аз худ пок ғаштӣ,
Зи ту ҷанги аҷал ҷуз ғам нарандад.

Зи нобино бараҳна гам надорад,
Зи пеши дидаи бино гурезад.

Чу мурғи хонагӣ, к-аз авҷ паррад,
Чу шогирде, ки бе устод бошад,

Агар мункир шавӣ, ман сабр дорам,
Бад-он рӯзе, ки рӯзи дод бошад!

Агар ту поку нопокӣ, бимагрез
Ки покиҳо зи наздикӣ физояд.

Чандин мадавед, к-андар ин хок
Шогирд ҳамон шуда-ст устод.

Охир чӣ вафо кунад биное,
К-устуни вай аст пораи бод?!
Гар бад будем, бад бибурдем
В-ар нек будем, ёдатон бод!

Бечора касе, ки зар надорад
В-аз маъдани зар хабар надорад.

Ин оламро каронае ҳаст,
Ишқи ману ту карон надорад.

Паркандагӣ аз нифоқ хезад,
Пирӯзӣ аз иттифоқ хезад.
Ту ноз кунию ёри ту ноз,
Чун ноз ду шуд, талоқ хезад.
В-ар з-он ки ниёз пеш орӣ,
Сад вуслату сад инок хезад.

Он кас, ки саъодати азал дид,
Аз оқибати абад натарсад.

Мургe, ки зи доми нафси худ раст,
Ҳар ҷой, ки барпарад, натарсад.

Аз аблаҳияст, не шуҷоъат,
Гар ҷоҳил аз хирад натарсад.

Он шахс, ки мурданист фардо,
Имрӯз ҷаро ҷафо намояд?!
Чизе, ки ба худ намеписандад,
Он бар дигаре чӣ озмояд?!
Аз хашм махой ҳеч касро,
То хашми Худо туро нахояд.
Бархез зи қасди хуни халқон
То бар сари ту фурӯ наёяд.

Мо хоки шумо шудем, дар хок
Тухми ситаму ҷафо макоред.
Бар мазлумони роҳи ҳиҷрон
Ин зулм дигар раво мадоред.

Бо ин ҳама нест ганҷ бе ранҷ,
Бар сабру вафо қадам фишоред.

Мардонаву мардранг бошед,
Гар дар раҳи ишқ марди коред.

Аз ишқ хӯред бодаву нуқл,
Гар муқбилу гар ҳалолкоред.

Ҳар сина, ки симбар надорад,
Шахсе бошад, ки сар надорад.
В-он кас, ки зи доми ишқ дур аст,
Мурғе бошад, ки пар надорад.

Ӯро чӣ хабар бувад зи олам,
К-аз бохабарон хабар надорад?!
Ӯ сайд шавад ба тири ғамза,
К-аз ишқ сару сипар надорад.
Онро, ки далер нест дар роҳ,
Худ пиндорӣ ҷигар надорад.

Душмани хешему ёри он-к моро мекушад,
Ғарқи дарёему моро мавҷи дарё мекушад.

Чӣ н-гарӣ дар деви мардум, ин нигар к-ӯ дам ба дам,
Одамиро дев созад, девро Инсон кунад.

Ҳар кӣ нодон сохт худро пеши ӯ, доно шавад
В-ар бар ӯ дониш фурӯшад ғайраташ, нодон кунад.

Гар ту хорӣ, ҳамчу хор андар талаб сартез бош,
То ҳама хори туро ҳамчун гулу насрин кунанд.

Ин адам дарёву мо моҳиву ҳастӣ ҳамчу дом,
Завқи дарё кай шиносад ҳар кӣ дар дом уфтод?
Ҳар кӣ андар дом шуд аз чор табъ ӯ чормех,
Дон-к рӯзе медавид аз аблаҳӣ сӯйи мурод.

Оташи сабри ту сӯзад оташи ҳаститро,
Оташ андар ҳаст зан в-андар тани ҳастинажод.

Умрро аз сар бигиред, ай мусулмонон, ки ёр
Нестонро ҳаст карду ошиқонро дод дод.

Ёди он кас кун, ки чун хубии ӯ рӯйе намуд,
Ҳуснҳои ҷумла олам ҳусни ӯро банда шуд.

Зиндагии ошиқонаш ҷумла дар афкандагист,
Хоки томеъ баҳри ин дар зери по афканда шуд.

Мавҷи он дарё маҷӯ, к-ӯро мадад аз ҷӯ бувад,
Он биҷӯ, к-аз нури ҷон ду пиҳро ду ҷӯ кунад.

Оҳане, к-ӯ мум шуд баҳри қабули мӯҳри ишқ,
Хокро анбар кунад ӯ, сангро лӯълӯ кунад.

Ишқ ошиқро зи ғайрат нек душманрӯ кунад,
Чуи-к радди халқ кардаш, ишқ рӯ бо ӯ кунад.
К-он-к шояд халқро, он кас нашояд ишқро,
З-он-к ҷони рӯсабӣ бошад, ки ӯ сад шӯ кунад.

Ошиқи навкор бошӣ, талх гиру талх нӯш,
То туро Ширин зи шаҳди Хусравс дору кунад!

Ай бародар, аз раҳӣ ин як суханро гӯш дор,
Ҳар наботӣ ин наярзад он-к чун сар зад, шавад.

Васфи он махдум мекун, гарчи меранҷад ҳасуд,
К-ин ҳасудӣ кам нахоҳад гашт аз чархи кабуд.

Ту ба ҳар рӯз батадриҷ яке чиз бидонӣ,
Ту бирав, чокари ӯ шав, ки ба як бор бидонад.

Ҳала, навмед набошӣ, ки туро ёр биронад,
Гарат имрӯз биронад, на ки фардо-т нахонад?

Дар агар бар ту бибандад, мараву сабр кун он ҷо,
Зи паси сабр туро ӯ ба сари садр нишонад.

Ту мабин ҷаҳон зи берун, ки ҷаҳон даруни дида-ст,
Чу ду дидаро бибастӣ зи ҷаҳон, ҷаҳон намонад.

Тани одамӣ камону нафасу сухан чу тираш,
Чу бирафт тиру таркаш, амали камон намонад.

Мардумӣ кун, бирав, аз хидматашон мардум шав,
З-он-к ин мардуми дигар ҳама мардумхоранд.

Он чӣ бинӣ, ту зи дил ҷӯй, зи ойина маҷӯй,
К-ойина нақд шавад, лек натонад ҷон шуд.

Он к-ӯ луқмаи ҳирс аст ба тамъи хоме,
Ӯ дами Исию ё ҳикмати Луқмон чӣ кунад?
Бас куну ҷамъ шаву беш пароканда магӯ,
Бе дили ҷамъ ду-се ҳарфи парешон чӣ кунад?

Ҳар чӣ боло равад, ар кӯҳна бувад, нав гардад,
Ҳар наве, к-ояд ин ҷо, шавад аз даҳр қадид.

Сухани ишқ чу бедард бувад, бар надиҳад,
Ҷуз ба гӯши ҳавасу ҷуз ба забоне нарасад.

Ҳис чу бедор бувад, хоб набинад ҳаргиз,
Аз ҷаҳон то наравад дил, ба ҷаҳоне нарасад.

Ин замон ҷаҳд бикун, то зи замон бозраҳӣ,
Пеш аз он дам, ки замоне ба замоне нарасад.

Соҳили нафс раҳо кун, ба таки дарё рав,
К-андар ин баҳр туро хавфи наҳанге набувад.

Хуштар аз ҷон чӣ бувад, ҷон биравад, бок мадор,
Ғами рафтан чӣ хурӣ, чун беҳ аз он меояд?!

Халқро пас чун раҳонанд аз ҳасад,
К-аз ҳасад ин қавм бемор омаданд?!

То абад аз дӯст сабзу тозаем,
Ӯ баҳоре нест, к-ӯро дай расад.

Он кас, ки аз такаббур молад сиболи худро,
Аз нури кибриёӣ кай мустанир бошад?!
Арзагарӣ раҳо кун, ай хоҷа, хеш «ло» кун,
То зарраи вуҷудат шамси мунир бошад.
Ҷилва макун ҷамолат, макшой парру болат,
То бо пари худоӣ ҷон мустатир бошад.
Барбанд панҷ ҳисро з-ин селҳои тира,
То ақли кул зи шаш сӯ бар ту матир бошад.
Бе он хамирмоя гар ту хамири танро
Сад сол гарм дорӣ, нонаш фатир бошад.
Гар қоби қавс хоҳӣ, дил рост кун чу тире,
Дар қавси ӯ дарояд, к-ӯ ҳамчу тир бошад.
Хомӯш, гар тавонӣ бе ҳарф гӯ маъонӣ,
То дар бисоти гуфтан ҳоким замир бошад.

Бемори ранҷи сафро завқи шакар надонад,
Ҳар сангдил дар ин раҳ қалб аз гуҳар надонад.
Ҳар анкабути ҷӯлаҳ дар тору пуди он чаҳ,
Аз завқи санъати худ завқи дигар надонад.

Онҳо, ки ин ҷаҳонро бас бевафо бидиданд,
Роҳ ихтиёр карданд, тарки ҳаёт карданд.

Мар баҳрро зи моҳӣ доим гузир бошад,
Зеро ба пеши дарё моҳӣ ҳақир бошад.

Ҳар ҷо фақир бинӣ, бо вай нишаст бояд,
Ҳар ҷо заҳир бинӣ, аз вай парид бояд.

Санги сиёҳ то нашуд аз хештан фано
Не зарру нуқра гашту не раҳ ёфт дар нуқуд.
Хористу бандагист, пас он гаҳ шаҳаншаҳист,
Андар намоз қома бувад, он гаҳе қууд.
Умре биёзмудӣ ҳастии хешро,
Як бор нестиро ҳам бояд озмуд.

Хайёти рӯзгор ба болои ҳеч мард
Пероҳане надӯхт, ки онро қабо накард.

Мангар ба гарди тан, бинигар дар савори рӯҳ,
Меҷӯ саворро ба назар дар миёни гард.

Ҳиммат баланд дор, ки он ишқи ҳимматӣ
Шоҳони баргузидаю аҳрор мекушад.

Оташи дил саҳл нест, ҳеч маломат макун,
Ё раб, фарёд рас, з-оташи дил дод, дод!

Дасти Ҳақ омад дароз, бо каси Ҳақ каж мабоз,
Дар раҳи Ҳақ ҳар кӣ кошт донаи ҷав, ҷав дуруд.
Ҳар кӣ туро кард хор, рав ба Худояш супор,
Ҳар кӣ битарсонадат, рӯй ба Ҳақ ор зуд.

Ҳар чи ниҳоли тар аст, ҷониби бӯстон баранд,
Хушк чу ҳезум шавад, зери табар меравад.

Оби маъонӣ бихур ҳар дам чун шохи тар,
Шукр, ки дар боғи ишқ ҷӯйи шакар меравад.

Он-к тавозӯъ кунад, нагзарад аз ҳадди хеш,
Ёбад ӯ ҳастии боқии берун зи ҳад.

Ту лаҳади хешро пур кун аз зарри сидқ,
Пур макунаш аз миси шаҳвату ҳирсу ҳасад.

Ғарра машав, гар зи чарх кори ту гардад баланд,
З-он-к баландат кунад, то битавонад фиканд.

Ту кони қанду наботӣ, наботи талх нагӯяд,
Магӯй талх суханҳо ба рӯйи мо, ки нашояд.
Биёр он суханоне, ки ҳар якест чу ҷоне,
Ниҳон макун ту дар ин шаб чароғро, ки нашояд!

Хамӯш бош, ки он кас, ки баҳри ҷонон дид,
Нашояду натавонад, ки гирди ҷӯ гардад.

Назар макун ба ҷаҳон хор, к-ин ҷаҳон фонист,
Ки ӯ ба оқибаташ олами бақо созад.

Ту эътимод макун бар камолу дониши хеш,
Ки кӯҳи Қоф шавӣ, зуд дар ҳаво-т кунанд.

Чу банди ҷисм нағаштӣ, гушоди ҷон дидӣ,
Ки ҳар кӣ тухми накӯ кишт, дахли бад надуруд.

Ту суд металабӣ, суд мерасад аз ёр,
Вале чу пай набарӣ, к-аз куҷост суд, чӣ суд!

Агарчи зарра намоям, вале-к хуршедам,
Агарчи ҷузв намоям, марост кул(л) вуҷуд.

Хамӯш бош, ки гуфтори безабон дорӣ,
Ки тори ӯ набувад нутқу бонгу ҳарфаш пуд.

Ҳадиси сабр магӯйед, сабрро раҳ нест,
Дар он диле, ки бад-он ёри мумтаҳан бошад.

Чу обу нони ҳама моҳиён зи баҳр бувад,
Чу моҳиед, чаро ошиқи лаби нонед?!
Қаробаест пур аз ранҷу номи ӯ ҷисм аст,
Ба санг барбизанеду тамом бирҳонед.

Кулӯху санг чӣ донад баҳорро чӣ асар?
Баҳорро зи чаман пурсу сунбулу шамшод!
Дарахтро зи бурун сӯйи бод гардонад,
Дарахти дилро бод андарун-ст, яъне ёд.

Хамӯш бошу магӯ, регро шумор макун,
Шумор чун  кунӣ онро, ки беадад бошад?!

Шабе, ки моҳ набошад, ситорагон чӣ зананд?!
Чу мургро набувад сар, ду пар чӣ суд кунад?!
Чу зӯру захра набошад, салоҳу асп чӣ суд?!
Чу дил дилӣ нанамояд, ҷигар чӣ суд кунад?!
Ҷаҳон мисоли дарахт аст, баргу мева зи туст,
Чу баргу мева набошад, шаҷар чӣ суд кунад?!
Гузар кун аз башарият, фаришта бош, дило,
Фариштагӣ чу набошад, башар чӣ суд кунад?!

Сарак фурӯ кашу кунҷи саломате бинишин,
Зи дасти кӯтаҳ н-ояд ҳавои сарви баланд.

Сухан ба назди сухандон бузургвор бувад,
Зи осмон сухан омад, сухан на хор бувад.
Сухан чу нек нагӯйӣ, ҳазор нест яке,
Сухан чу некӯ гӯйӣ, яке ҳазор бувад.
Сухан зи парда бурун ояд, он гаҳаш бинӣ,
Ки ӯ сифоти Худованди кирдгор бувад.

Сақову[1] об барои ҳарорати ҷигар аст,
Ҷигар чу хун шуд, ай дил, сақо чӣ суд кунад?!

Фалак ба нола шуд аз бас дуъову зори ман,
Чу бахт ёр набошад, дуъо чӣ суд кунад?!

Дило, ту чанд занӣ лоф аз вафодорӣ?!
Бирав ба баҳри вафо, ин вафо чӣ суд кунад?!

Чу ғӯра раст, зи хомии хеш шуд ширин,
Чу моҳи рӯза ба поён расид, ид шавад.

Мабош коҳил, к-ин қофила равона шуда-ст,
Зи қофила бимамонеду зуд бор кунед.

Кулӯху санг чӣ донад баҳор ҷуз асаре,
Баҳорро зи чаман пурсу сунбулу шамшод!

Агар дил аз гами дунё ҷудо тавонӣ кард,
Нишоту айш ба боғи бақо тавонӣ кард.

---

Сақо -- обкаш

Агар ба оби риёзат бароварӣ гусле,
Ҳама кудурати дилро сафо тавонӣ кард.
Зи манзили ҳавасот ар ду гом пеш ниҳӣ,
Нузул дар ҳарами кибриё тавонӣ кард.

Агар ба чайби тафаккур фурӯ барӣ сари хеш,
Гузаштаҳои қазоро адо тавонӣ кард.

Ту Рустами дилу ҷонию сарвари мардон,
Агар ба нафси лаъимат ғазо тавонӣ кард.

Занед хок ба чашме, ки бод дар сари ӯст,
Ду чашми оташии ҳосидон пуроб кунед.

Ҷаҳонро бидидам, вафое надорад,
Ҷаҳон дар ҷаҳон ошное надорад.
Дар ин курси заррини боло ту мангар,
Ки дар андарун бӯриёе надорад.

Чӣ кунӣ сареро, ки фано бикӯбад,
Чӣ кунӣ зареро, ки туро набошад?!

Ҳама рӯз гӯйӣ: -«Чу гул аст ёрам »,
Чӣ кунӣ гулеро, ки бақо набошад?!

Зи рафиқони гулситон марам аз захми хорбун,
Ки рафиқи силоҳкаш мадади корвон шавад.

Бо гулу хор сохтан мардист,
Мардро сози соз бояд кард.

Чун ҳақиқат нуҳуфта дар хамӯшист,
Тарки гуфти маҷоз бояд кард.

Умри бсошикӣ мадон ба ҳисоб,
К-он бурун аз шумор хоҳад буд.

Талхии сабр агар гулӯгир аст,
Оқибат хушгувор хоҳад буд.

Домани чаҳду чиддро бикушо,
К-аз фалак зар нисор хоҳад буд.
Ту ниҳон будию шудӣ пайдо,
Ҳар ниҳон ошкор хоҳад буд.

Ҳар кӣ аз нақди вақт баст назар,
Сухраи интизор хоҳад буд.

Дар сари ҳар кӣ чашми ибрат нест,
Хору бсэътибор хоҳад буд.

Интизори ҳубуб[1] зсри замин,
Ҳар якс донаро ҳазор кунад.
Осиё обро чу мунтазир аст,
Сангро чусту беқарор кунад.

Ишқ худ марғзори шерон аст,
Кай сагс шери маргзор бувад?!

Ҳама касро шикор кард бало,
Ошиқонро бало шикор бувад.

Ақл бифрӯшу ҷумла ҳайрат хар,
Ки туро суд аз ин харид ояд.

---

Ҳубуб -- ҷамъи ҳаб, донаҳо.

Сабр бо ишқ бас намеояд,
Ақл фарёдрас намеояд.
Бехудӣ хуш вилоятест, вале
Зери фармони кас намеояд.

Ҳар даме тухми некуӣ мекор,
То накорӣ адас намеояд.

Дӯст ҳамон беҳ, ки балокаш бувад,
Уд ҳамон беҳ, ки дар оташ бувад.
Ҷоми ҷафо бошад душворхор,
Чун зи каф дӯст бувад, х(в)аш бувад.

Нест зиён ҳеч зи санг обро,
Санги балоҳо ба сабӯ мерасад.

Об бизан бар ҳасади оташин,
Бод дар ин хок аз ӯ мерасад.

Монандаи абре ту, ҳам мулзаму беборон,
Торик макун, ай абр, як қатра бибор охир!

Аз одамӣ идроку назар бошад мақсуд,
К-ай раҳмати пайваста ба идроку назар-бар.

Чу беш аст он ҷунун лаҳза ба лаҳза,
Хасис он, к-ӯ нагашт аз бешу кам сер.

Зи ҷони одамӣ зояд ҳасадҳо,
Малак бошу ба Одам мулк биспор.
Ғизои нафс тухми он гаразҳост,
Чу коридӣ, бурун ояд ба ночор.

Сад бор бигуфтамат нигоҳ дор,
Дар хашму ситеза по маяфшор.
Бар ҷанги вафову меҳрбонӣ,
Гар захма занӣ, бизан ба ҳинҷор.

Анҷирфурӯшро чӣ беҳтар,
Анҷирфурӯшӣ, ай бародар!

Ойинай чинӣ, туро бо зангии аъшо чӣ кор?!
Карри модарзодро бо нолаи сурно чӣ кор?!

Дар пайи рӯз аст шаб в-андар пайи шодист гам,
Чун бидидӣ рӯз дон, к-аз шаб натон кардан ҳазар.
То пайи гам меравӣ, шодӣ пайи ту медавад,
Чун пайи шодӣ равӣ ту, ғам бувад бар раҳгузар.

Баҳри шаҳват ҷони худро медиҳӣ ҳамчун сутур[1]
В-аз барои ҷони худ каҳ медиҳӣ в-он гаҳ базӯр.

Чашми охурро бибанду чашми охир баргушо,
Охири ҳар чиз бингар, то бигирад чашм нур.

Мард, к-ӯ аз ху̇д нарафта-ст, ӯ на мард аст, ай писар,
Ишқ, к-он аз ҷон набошад, афсона-ст, ай писар.

Ишқ кори хуфтагону нозукони нарм нест,
Ишқ кори пурдилону паҳлавон аст, ай писар.

Ҳала, маншину маёсо, биҳил ин сабру мувосо,
Бигузин ҷаҳду муқосо, ки чу дегам ба шарар-бар.

---

[1] Сутур -- чорво.

Ту ато медиҳу аз чарх нидо мєояд,
Ки зи дарёву зи хуршед ато авлотар.

Ишқ дарёву мавҷаш нопадид,
Оби дарё оташу мавҷаш гуҳар.
Бод кам парроп, мазан лофи хушӣ,
Бод орад хоку хасро дар басар!

Рӯзи базм аст, на рӯзи разм аст,
Ханҷари ҷанг бибар, чанг биёр.

Лаб бибанд аз дағалу аз ҳилат,
Ҷони беҳилату фарҳанг биёр!

Чун ҷинси ҳамдигар бигирифтаанд ҷинс-ҷинс,
Ҳар ҷинс ҷинси гавҳари худ кард ихтиёр.
Бо ғайри ҷинс агар бинишинад, бувад нифоқ
Монанди обу рӯғану монанди қиру қор.

Андешаро раҳо куну андар дилаш магир,
Зеро бараҳнаӣ туву андеша замҳарир.

Мерос мондааст ҷаҳон аз ҳазор қарн,
Чун шуд ба зери хок падар, шуд писар падар.
Танҳо на одамӣ, ҳаявон низ ҳамчунин
В-ар не, надидаӣ ту дар офоқ ҷонвар.

Маъдани сабр аст тан, маъдани шукр аст дил,
Маъдани ханда-ст гуш, маъдани раҳмат ҷигар.

Чун сари кас нестат, фитна макун, дил мабар,
Чун-к бибурдӣ диле, боз маронаш зи дар.

Умр, ки бе ишқ рафт, ҳеч ҳисобаш магир,
Оби Ҳаёт аст ишқ, дар дилу ҷонаш пазир.

Чуст шаву мард бош, Ҳақ диҳадат сад қумош,
Хоки сияҳ гашт зар, хуни сияҳ гашт шир.

Даруни ту чу яке душманест пинҳонӣ,
Ба ҷуз ҷафо набувад ҳеч дафъи он сагсор.

Зи хоб барҷаҳию рӯйи ёрро бинӣ,
Зиҳӣ саъодату иқболу давлати бедор.
Дарахт агар мутаҳаррик будӣ ба пову ба пар,
На ранҷи арра кашидӣ, на захмҳои табар.

Ту шохи хушк чароӣ?! Ба рӯйи ёр нигар!
Ту барги зард чароӣ?! Ба навбаҳор нигар!

Бибин диле, ки нагардад зи ҷонсупорӣ сер,
Асири ишқ нагардад зи ранҷу хорӣ сер.

Ҷаҳон шикоргаҳе дон, зи ҳар тараф сайде,
Даро чу шер, ба ҷуз шери нар шикор магир.
Замон чу ҳокими тусту макон чу маъбари туст,
Макон нек гузину замон накӯ бингар.

Маслиҳат нест ишқро хамушӣ,
Парда аз рӯйи маслиҳат бардор.

То набигрист тифли гаҳвора,
Кай диҳад шир модари гамхор?!

Хори бегонаро зи дил баркан,
Хори гулро ба ҷону дил медор.

Раҳм бар ёр кӣ кунад, ҳам ёр?!
Оҳи бемор кӣ шунуд, бсмор?!

Халқро зери гунбади даввор
Чашмҳо кӯру диданӣ бисёр.

Модар агарчи ки ҳама раҳмат аст,
Раҳмати Ҳақ бин ту зи қаҳри падар.

Ятимони фироқатро бихандон,
Ятимонро ту нолидан маёмӯз.

Маяфкан навбати ишрат ба фардо,
Чу осоиш муҳайё дорӣ имрӯз.

Куҷо хоҷай ҷаҳон бошад касе, к-ӯ банди ҷон бошад,
Чу ӯ бандай ҷаҳон бошад, набошад хоҷагӣ ёраш?!
Ҳар кӣ дар дидаи ушшоқ шавад мардумаке,
Он назар зуд суйи гавҳари Инсон кашадаш.

Бо нафс ҳадиси рӯҳ кам гӯй
В-аз ноқаи мурда шир кам дӯш.

Ақл тоҷ аст, чунин гуфт ба тамсил Алӣ,
Тоҷро гавҳари нав бахш ту аз гавҳари хеш.

Баттарини маргҳо бсишқияст,
Бар чӣ мсларзад садаф, бар гавҳараш?!

Бе ҳирс кӯб пойс аз курии ҳасадро
Зеро ҳасад нагӯяд аз ҳирс тарҷумонаш.
Охир зи баҳри ду нон то кай давӣ чу дунон?
В-охир зи баҳри се нон то кай хурӣ синонаш?!

Аблаҳ агар занах занад, ту раҳи ишқ гум макун,
Ишқ ҳаёти ҷон бувад, мурда бувад дигар ҳираф.

Агар хоҳӣ, ки марди кор гардӣ,
Зи кору бори худ шав зуд фардак.
Чу чизе ёфтӣ, худро ту мафрӯш,
Ба неши ҳар дукон монанди кардак.

Ҷавру зулми дӯстро бар ҷон бинеҳ
В-ар нахоҳӣ, пас салои ҷанг, ҷанг.

Ишқ баровард зи ҳар санг об,
Ишқ тарошид зи ойина занг.
Куфр ба ҷанг омаду имон ба сулҳ,
Ишқ бизад оташ дар сулҳу ҷанг.
Ишқ кушояд даҳан аз баҳри дил,
Ҳар ду ҷаҳонро бихурад чун наҳанг.

Кассро чун диҳӣ панде, шавад ҳирси туро банде,
Сабурӣ гардадат қанде найи оҷил дар ин оҷил.

Чанд аз ин қилу қол, ишқ парасту бибол,
То ту бимонӣ чу ишқ дар ду ҷаҳон безавол.

Оҳ, зи нафси фузул, оҳ зи заъфи уқул,
Оҳ зи ёри малул, чанд намояд малол?

Чун саршикаста нестам, сарро чаро бандам, бигӯ,
Чун ман табиби оламам, баҳри чӣ беморӣ кунам?

Даҳон магшой бе ҳангому мастарс аз забони ман,
Забонат гар бувад заррин, забон даркаш, ки
ман гозам!

В-ар паррад чун каргас, хокаш бикашад вопас,
Ҳар чиз ба асли худ, боз ояд, медонум!

Моро чу бичӯйед, бари дӯст бичӯйед,
К-аз пӯст фаноему бари дӯст падидем.

Биё, то қадри якдигар бидонем,
Ки то ногаҳ зи якдигар намонем.

Каримон чон фидои дӯст карданд,
Сагӣ бигзор, мо ҳам мардумонем.

Ғаразҳо тира дорад дӯстиро,
Ғаразҳоро чаро аз дил наронем?
Гаҳе хушдил шавӣ аз ман, ки мирам,
Чаро мурдапарасту хасми чонем?

Чу бар гӯрам бихоҳӣ бӯса додан,
Рухамро бӯса деҳ, к-акнун ҳамонем.

Бар хешпараст ҳамчу хорем,
Бар дӯстпараст чун ҳарирем.

Рӯзи шодист, биё, то ҳамагон ёр шавем,
Даст бо ҳам бидиҳему бари дилдор шавем.

Мо зи болоему боло меравем,
Мо зи дарёему дарё меравем.

## АЗ «МАСНАВИИ МАЪНАВӢ»
### Дафтари аввал

Ҳар касе, к-ӯ дур монд аз асли хеш,
Боз ҷӯяд рӯзгори васли хеш.

Дарнаёбад ҳоли пухта ҳеч хом,
Пас сухаи кӯтоҳ бояд, вассалом!
Банд бугсил, бош озод, ай писар!
Чанд бошӣ банди симу банди зар?

Кӯзаи чашми ҳарисон пур нашуд,
То садаф қонеъ нашуд, пурдур нашуд.
Ҳар киро ҷома зи ишқе чок шуд,
Ӯ зи ҳирсу айб куллӣ пок шуд.
Шод бош, ай ишқи хушсавдои мо!
Ай табиби ҷумла иллатҳои мо!
Ай давои нахвату номуси мо!
Ай ту Афлотуну Ҷолинуси мо!

Ҳар кӣ ӯ аз ҳамзабоне шуд ҷудо,
Безабон шуд, гарчи дорад сад наво.

Аз Худо ҷӯем тавфиқи адаб,
Беадаб маҳрум гашт аз лутфи раб.
Беадаб танҳо на худро дошт бад,
Балки оташ дар ҳама офоқ зад.

Ошиқӣ пайдост аз зории дил,
Нест беморӣ чу бемории дил.
Иллати ошиқ зи иллатҳо ҷудост,
Ишқ устурлоби асрори Худост.

Ошиқӣ гар з-ин сару гар з-он сар аст,
Оқибат моро бад-он сар раҳбар аст.
Ҳар чӣ гӯям ишқро шарҳу баён,
Чун ба ишқ оям, хиҷил бошам аз он.
Гарчи тафсири забон равшангар аст,
Лек ишқи безабон равшантар аст.
Чун қалам андар навиштан мешитофт,
Чун ба ишқ омад, қалам бар худ шикофт.
Ақл дар шарҳаш чу хар дар гил бихуфт,
Шарҳи ишқу ошиқӣ ҳам ишқ гуфт.
Офтоб омад далели офтоб.
Гар далелат бояд, аз вай рӯ матоб.

Хуштар он бошад, ки сирри дилбарон,
Гуфта ояд дар ҳадиси дигарон.

Орзу мехоҳ, лек андоза хоҳ,
Барнатобад кӯҳро як барги коҳ.
Офтобе, к-аз вай ин олам фурӯхт,
Андаке гар пеш ояд, ҷумла сӯхт.

Гуфт Пайғамбар, ки ҳар кӣ сир нуҳуфт,
Зуд гардад бо муроди хеш ҷуфт.

Дона чун андар замин пинҳон шавад,
Сирри ӯ сарсабзии бустон шавад.
Зарру нуқра гар набудандӣ ниҳон,
Парвариш кай ёфтандӣ зери кон?

Ваъдаҳо бошад ҳақиқӣ, дилпазир,
Ваъдаҳо бошад маҷозӣ, тосагир.
Ваъдаи аҳли карам ганҷи равон,
Ваъдаи ноаҳл шуд ранҷи равон.

Ишқҳое, к-аз пайи ранге бувад,
Ишқ набвад, оқибат нанге бувад.

Ин ҷаҳон кӯҳ асту феъли мо нидо,
Сӯйи мо ояд нидоҳоро садо.

З-он ки ишқи мурдагон поянда нест,
З-он ки мурда сӯйи мо оянда нест.
Ишқи зинда дар равону дар басар,
Ҳар даме бошад зи гунча тозатар.
Ишқи он зинда гузин, к-ӯ боқӣ аст,
К-аз шароби ҷонфизоят соқӣ аст.

Баҳри он аст имтиҳони неку бад,
То биҷӯшад, бар сар орад зар зи бад.

Гар Хизир дар баҳр киштиро шикаст,
Сад дурустӣ дар шикасти Хизр ҳает.
Кори поконро қиёс аз худ магир,
Гарчи монад дар набиштан шер шир.

Ҳар ду гун занбӯр хӯрданд аз маҳал,
Лек шуд з-он нешу з-ин дигар асал.

Ҳар ду гун оҳу, гиё хӯрданду об,
З-ин яке саргин шуду з-он мушки ноб.
Ҳар ду най хӯрданд аз як обх(в)ар,
Ин яке холиву он пур аз шакар.

Ин хурад, гардад палидӣ з-ӯ ҷудо,
Он хурад, гардад ҳама нури Худо.

Ин хурад, зояд ҳама бухлу ҳасад
В-он хурад, зояд ҳама нури аҳад.

Ҳарф зарф омад, дар ӯ маънӣ чу об,
Баҳри маънӣ, индаҳу Уммулкитоб.

Зарри қалбу зарри некӯ дар иёр,
Бемиҳак ҳаргиз надонӣ з-эътибор.

Ҳисси дунё нардбони ин ҷаҳон,
Ҳисси динӣ нардбони осмон.

Роҳи ҷон мар ҷисмро вайрон кунад,
Баъд аз он вайронӣ ободон кунад.

Рӯйи ҳар як менигар, медор пос,
Бу, ки гардӣ ту зи хидмат рӯшинос.
Чун басе Иблиси одамрӯй ҳаст,
Пас ба  ҳар дасте нашояд дод даст.

Кори мардон рӯшаниву гармӣ аст,
Кори дунон ҳилаву бешармӣ аст.

Он шароби Ҳақ хитомаш мушки ноб,
Бодаро хатмаш бувад ганду азоб.

Хашму шаҳват мардро аҳвал кунад,
З-истиқомат рӯҳро мубдал кунад.
Чун гараз омад, ҳунар пӯшида шуд,
Сад ҳиҷоб аз дил ба сӯйи дида шуд.

Чун кунӣ бар беҳасад макру ҳасад,
З-он ҳасад дилро сиёҳиҳо расад.

Хок шав мардони Ҳақро зери по,
Хок бар сар кун ҳасадро ҳамчу мо.

Ҳар касе, к-ӯ аз ҳасад бине кунад,
Хешро бсгӯшу бсбинӣ кунад.

Шукр кун, мар шокиронро банда бош,
Пеши эшон мурда шав, поянда бош.

Оташ арчи сурхрӯй аст аз шарар,
Ту зи феъли ӯ сияҳкорӣ нигар.

Дар якс гуфта, ки аҷзи худ мабин,
Куфри неъмат кардан аст он аҷз, ҳин!

То зи заҳру аз шакар дарнагзарӣ,
Кай ту аз гулзори ваҳдат бӯ барӣ?
Охир одамзодаӣ, ай нохалаф,
Чанд пиндорӣ ту пастиро шараф?

Сайри берунист қавлу феъли мо,
Сайри ботин ҳаст болои само.

Мурғи парноруста чун паррон шавад,
Луқмаи ҳар гурбаи даррон шавад.

Гӯши мо ҳуш аст, чун гӯё туӣ,
Хушки мо баҳр аст, чун дарё туӣ.

Сурати рифъат барои ҷисмҳост,
Ҷисмҳо дар пеши маънӣ исмҳост.
Ҳар кӣ ӯ бедортар, пурдардтар,
Ҳар кӣ ӯ огоҳтар, рухзардтар.

Иттиҳоди ёр бо ёрон х(в)аш аст,
Пойи маънӣ гир, сурат саркаш аст.
Сурати саркаш гудозон кун ба ранҷ,
То бибинӣ зери ӯ ваҳдат чу ганҷ.

Рав, ба маънӣ кӯш, ай суратпараст!
З-он ки маънӣ бар тани сурат пар аст.
Ҳамнишини аҳли маънӣ бош, то
Ҳам ато ёбиву ҳам бошӣ фато.

Нори хандон боғро хандон кунад,
Сӯҳбати мардонат аз мардон кунад.
Гар ту санги сахраву мармар шавӣ,
Чун ба соҳибдил расӣ, гавҳар шавӣ.
Меҳри покон дар миёни ҷон нишон,
Дил мадеҳ илло ба меҳри дилхушон.
Кӯйи навмедӣ марав, уммедҳост,
Сӯйи торикӣ марав, хуршедҳост.

Ҳин, ғизои дил бидеҳ аз ҳамдилӣ,
Рав, биҷӯ иқболро аз муқбиле.

Ҷузвҳоро рӯйҳо сӯйи кул аст,
Булбулонро ишқ бо рӯйи гул аст.
Охири ҳар гиря охир хандаест,
Марди охирбин муборак бандаест.

Ашк хоҳӣ, раҳм кун бар ашкбор,
Раҳм хоҳӣ, бар заифон раҳм ор.
Он кӣ монанд аст, бошад орият,
Орият боқӣ намонад оқибат.

Ташнаро гар завқ ояд аз сароб,
Чун расад дар вай, гурезад, ҷӯяд об.

Бо қазо панҷа мазан, ай тунду тез,
То нагирад ҳам қазо бо ту ситез.

Гуфт: «Оре, гар таваккул раҳбар аст,
Ин сабаб ҳам суннати Пайғамбар аст».
Гуфт Пайғамбар ба овози баланд:
Бо таваккул зонуи уштур бибанд.

Поя - поя рафт бояд сӯйи бом,
Ҳаст ҷабрӣ будан ин ҷо тамъи хом.
Пой дорӣ, чун кунӣ худро ту ланг?
Даст дорӣ, чун кунӣ пинҳон ту чанг?

Саъй шукри неъмати қудрат бувад,
Ҷабри ту инкори он неъмат бувад.
Шукри қудрат, қудратат афзун кунад,
Ҷабр, неъмат аз кафат берун кунад.
Ҷабри ту хуфтан бувад, дар раҳ махусб,
То набинӣ он дару даргаҳ, махусб.

З-он ки бешукрӣ бувад шуму шанор,
Мебарад бешукрро дар қаъри нор.
Гар таваккул мекунӣ, дар кор кун,
Кишт кун, пас такя бар ҷаббор кун.

Касб ҷуз номе мадон, ай номдор,
Ҷаҳд ҷуз ваҳме мапиндор, ай аёр.
Ҷаҳд мекун, то тавонӣ, ай киё!
Дар тариқи анбиёву авлиё.

Бо қазо панҷа задан набвад ҷиҳод,
З-он ки инро ҳам қазо бар мо ниҳод.
Сар шикаста нест, ин сарро мабанд,
Як-ду рӯзак ҷаҳд кун, боқӣ биханд.
Бадмуҳолӣ ҷуст, к-ӯ дунё биҷуст,
Некҳолӣ ҷуст, к-ӯ уқбо биҷуст.

Ин ҷаҳон зиндону мо зиндониён,
Ҳуфра кун зиндону худро раҳон.

Об дар киштӣ ҳалоки киштӣ аст,
Об андар зери киштӣ пуштӣ аст.

Кӯзаи сарбаста андар оби зафт,
Аз дили пурбод фавқи об рафт.
Боди дарвешӣ чу дар ботин бувад,
Бар сари оби ҷаҳон сокин бувад.

Ҷаҳд Ҳақ асту даво Ҳақ асту дард,
Мункир андар нафйи ҷаҳдаш ҷаҳд кард.

Одами хокӣ зи Ҳақ омӯхт илм,
То ба ҳафтум осмон афрӯхт илм.

Чанд сурат охир, ай суратпараст!
Ҷони бемаънӣ-т аз сурат нараст?
Гар ба сурат одамӣ инсон будӣ,
Аҳмаду Бӯҷаҳл худ яксон будӣ.
Нақш бар девор мисли Одам аст,
Бингар, аз сурат чӣ чизи ӯ кам аст?
Ҷон кам аст он сурати ботобро,
Рав, биҷӯ он гавҳари камёбро.

Олиму одил, ҳама маънист бас,
К-иш наёбӣ дар макону пешу пас.

Хотами мулки Сулаймон аст илм,
Ҷумла олам сурату ҷон аст илм.

Одамиро душмани пинҳон басест,
Одамии боҳазар оқил касест.

Машварат идроку ҳушёрӣ диҳад,
Ақлҳо мар ақлро ёрӣ диҳад.

Гуфт: Ҳар розе нашояд бозгуфт,
Ҷуфт тоқ ояд гаҳе, гаҳ тоқ ҷуфт.
Аз сафо гар дам занӣ бо ойина,
Тира гардад зуд бо мо ойина.

Роҳ ҳамвор аст, зераш домҳо,
Қаҳти маънӣ дар миёни номҳо.
Лафзҳову номҳо чун домҳост,
Лафзи ширин реги оби умри мост.

Толиби ҳикмат шав аз марди ҳаким,
То аз ӯ гардӣ ту бинову алим.
Манбаи ҳикмат шавад ҳикматталаб,
Фориғ ояд ӯ зи таҳсилу сабаб.

Ҳар кӣ монд аз коҳилӣ бе шукру сабр,
Ӯ ҳамин донад, ки гирад пойи ҷабр.
Гуфт пайғамбар, ки ранҷурӣ ба лоғ,
Ранҷ орад то бимирад чун чароғ.
Ҷабр чӣ бвад? Бастани ишкастаро,
Ё бипайвастан раге бигсастаро.

В-он ки пояш дар раҳи кӯшиш шикаст,
Даррасид ӯро буроқу барнишаст.

Тоза кун имон, на аз гуфти забон,
Ай ҳаворо тоза карда дар ниҳон.
То ҳаво тоза-ст, имон тоза нест,
К-ин ҳаво ҷуз қуфли он дарвоза нест.

Ин сухан чун пӯсту маънӣ магз дон,
Ин сухан чун нақшу маънӣ ҳамчу ҷон.
Пӯст бошад магзи бадро айбпӯш,
Магзи некӯро зи ғайрат ғайбпӯш.

То чӣ оламҳост дар савдои ақл,
То чӣ бонаҳност ин дарёи ақл.

Ақл пинҳон асту зоҳир оламе,
Сурати мо мавҷ ё аз вай наме.

Сурат аз маънӣ, чу шер аз беша дон,
Ё чу овозу сухан з-андеша дон.

Ҳар нафас нав мешавад дунёву мо
Бехабар аз нав шудан андар бақо.

Узри аҳмақ бадтар аз ҷурмаш бувад,
Узри нодон заҳри ҳар дониш бувад.
Баҳр, к-ӯ обе ба ҳар ҷӯ медиҳад,
Ҳар хасеро бар сару рӯ мениҳад.
Кам нахоҳад гашт дарё з-ин карам,
Аз карам дарё нагардад беш у кам.

Душман арчи дўстона гўядат,
Дом дон, гарчи зи дона гўядат.
Гар туро қанде диҳад, он захр дон,
Гар ба тан лутфе кунад, он қаҳр дон.

Ҳамзабонӣ хешиву пайвандӣ аст,
Мард бо номаҳрамон чун бандӣ аст.
Ай басо ҳиндуву турки ҳамзабон,
Ай басо ду турк чун бегонагон.

Пас забони маҳрамӣ худ дигар аст,
Ҳамдилӣ аз ҳамзабонӣ беҳтар аст.

Чун қазо ояд, шавад дониш ба хоб,
Маҳ сияҳ гардад, бигирад офтоб.

Ранги рўйи сурх дорад бонги шукр,
Бонги рўйи зард дорад сабру нукр.

Зиндагонӣ оштии зиддҳост,
Марг он, к-андар миёнаш ҷанг хост.

Ҳар кӣ золимтар, чаҳаш боҳавлтар,
Адл фармуда-ст бадтарро батар.

Чун ба қаъри хўйи худ андаррасӣ,
Пас бидонӣ, к-аз ту буд он нокасӣ.

Рост шав чун тиру ворах аз камон,
К-аз камон ҳар рост бичҳад бегумон.

Чун Муҳаммад пок шуд з-ин нору дуд,
Ҳар куҷо рў кард, ваҷҳуллоҳ буд.

Одамӣ дид асту боқӣ пӯст аст,
Дид он аст, он кӣ диди дӯст аст.

Чунки диди дӯст набвад, кӯр беҳ,
Дӯст, к-ӯ боқӣ набошад, дур беҳ.

Ҷуст ӯро, то-ш чун банда бувад,
Лоҷарам ҷӯянда ёбанда бувад.

Гӯштпорай одамӣ, бо ақлу ҷон,
Мешикофад кӯҳро бо баҳру кон.

Ҳар кӣ орад ҳурмат, ӯ ҳурмат барад,
Ҳар кӣ орад қанд, лавзина х(в)арад.

Сел чун омад ба дарё, баҳр гашт,
Дона чун омад ба мазраъ, гашт кашт.

Ай хунук он мард, к-аз худ раста шуд,
Дар вуҷуди зиндае пайваста шуд.

Войи он зинда, ки бо мурда нишаст,
Мурда гашту зиндагӣ аз вай бичаст.

Оламеро як сухан вайрон кунад,
Рӯбаҳони мурдаро шерон кунад.

Сабр бошад муштҳои зиракон,
Ҳаст ҳалво орзуи кӯдакон.
Ҳар кӣ сабр овард, гардун барравад,
Ҳар кӣ ҳалво х(в)ард, вопастар равад.

Комиле гар хок гирад, зар шавад,
Ноқис ар зар бурд, хокистар шавад.

Тифли ҷон аз шири шайтон боз кун,
Баъд аз онаш, бо малак анбоз кун.
То ту торику малулу тирай,
Дон, ки бо деви лаъин ҳамширай.

Илму ҳикмат зояд аз луқмай ҳалол,
Ишқу риққат ояд аз луқмай ҳалол.

Ҳеч гандум кориву ҷав бар диҳад?
Дидай асбе, ки курра(й) хар диҳад?
Луқма тухм асту бараш андешаҳо,
Луқма баҳру гавҳараш андешаҳо.
Гуфт: «На. Ман худ пушаймонам аз он,
Дасти худ хоёну ангуштон газон.
Ман чаро пайғоми хоме аз газоф,
Бурдам аз бедонишиву аз нашоф?»

Ман пушаймон гаштам, ин гуфтан чӣ буд?
Лек чун гуфтам, пушаймонӣ чӣ суд?
Нуктае, к-он ҷаст ногаҳ аз забон,
Ҳамчу тире дон, ки он ҷаст аз камон.
Вонагардад аз раҳ он тир, ай писар!
Банд бояд кард селеро зи сар,
Чун гузашт аз сар, ҷаҳонеро гирифт,
Гар ҷаҳон вайрон кунад, набвад шигифт.

Ай забон, ҳам оташу ҳам хирманӣ,
Чанд ин оташ дар ин хирман занӣ?

Ай забон, ҳам ганҷи бепоён туӣ,
Ай забон, ҳам ранҷи бедармон туӣ.

Қофия андешаму дилдори ман,
Гӯядам: «Мандеш ҷуз дидори ман.
Хуш нишин, ай қофияандеши ман,
Қофийаи давлат туӣ дар пеши ман».

Ташнағон гар об ҷӯянд аз ҷаҳон,
Об ҷӯяд ҳам ба олам ташнагон.

Ҳар кӣ ӯ арзон харад, арзон диҳад,
Гавҳаре тифле ба қурсе нон диҳад.

Ғайрати Ҳақ, бар масал гандум бувад,
Коҳи хирман ғайрати мардум бувад.

Ростӣ кун, ай ту фахри ростон,
Ай ту садру ман даратро остон!

Боғи сабзи ишқ, к-ӯ бемунтаҳост,
Ҷуз ғаму шодӣ дар ӯ бас меваҳост.
Ошиқӣ з-ин ҳар ду ҳолат бартар аст,
Бебаҳору бехазон сабзу тар аст.

Дӯст дорад ёр ин ошуфтагӣ,
Кӯшиши беҳуда беҳ аз хуфтагӣ.

Лутфу солуси ҷаҳон х(в)аш луқмаест,
Камтараш хур, к-он пуроташ луқмаест.
Оташаш пинҳону завқаш ошкор,
Дуди ӯ зоҳир шавад поёни кор.

То тавонӣ банда шав, султон мабош,
Захмкаш чун гӯй шав, чавгон мабош.

Аз баҳорон кай шавад сарсабз санг?
Хок шав, то гул намоӣ ранг-ранг.

Гуфт Пайғамбар, ки нафҳатҳои Ҳақ,
Андар ин айём меорад сабақ.

Гуфт Пайғамбар: «Зи сармои баҳор,
Тан мапӯшонед ёрон зинҳор.
З-он ки бо ҷони шумо он мекунад,
К-он баҳорон бо дарахтон мекунад.
Лек бигрезед аз сарди хазон,
К-он кунад, к-ӯ кард бо боғу разон».

Ҳушёрӣ офтобу ҳирс ях,
Ҳушёрӣ обу ин олам васах[1]

Турку курду порсигӯву араб,
Фаҳм карда он нидо бе гӯшу лаб.

Худ чӣ ҷойи турку тоҷик асту занг?
Фаҳм кардаст он нидоро чӯбу санг.

Пойи истидлолиён чӯбин бувад,
Пойи чӯбин сахт бетамкин бувад.

---

[1] Васах – чирк

Пойи нобино асо бошад, асо,
То наяфтад сарнагун ӯ бар ҳасо.

Ҳар кӣ корад, гардад анбораш тиҳӣ,
Лекаш андар мазраъа бошад беҳӣ.
В-он ки дар анбор монду сарфа кард,
Ишпушу муши ҳаводис пок х(в)ард.

Гуфт пайғамбар: «Қаноат чист? Ганҷ»,
Ганҷро ту вонамедонӣ зи ранҷ.
Ин қаноат нест ҷуз ганҷи равон,
Ту мазан лоф, ай ғаму ранҷи равон!

Гуфт пайғамбар, ки зан бар оқилон,
Ғолиб ояд сахту бар соҳибдилон.
Боз бар зан ҷоҳилон чира шаванд,
З-он ки эшон тунду бас хира раванд.

Меҳру риққат васфи инсонӣ бувад,
Хашму шаҳват васфи ҳайвонӣ бувад.

Меҳр талхонро ба ширин мекашад,
З-он ки асли меҳрҳо бошад рашад.

Қаҳр ширинро ба талхӣ мебарад,
Талх бо ширин куҷо андарх(в)арад?

Баҳри кайке ту гилемеро масӯз
В-аз судоъи ҳар магас магзор рӯз.

Бут парастӣ, чун бимонӣ дар сувар,
Сураташ бигзору дар маънӣ нигар.

Гар ту ишколе ба кулливу ҳарач,
Сабр кун, «ассабру мифтоҳу-л-фарач»[1].

Эҳтимо[2] асли даво омад яқин,
Эҳтимо кун, қуввати чонат бибин.

Хори бемаънӣ хазон хоҳад, хазон,
То занад паҳлӯ(й) худ бо гулситон.

Пирро бигзин, ки бепир ин сафар,
Ҳаст бас пурофату хавфу хатар.

Пас раҳеро, ки надидастӣ ту ҳеч,
Ҳин, марав танҳо, зи раҳбар сар мапеч.

Ҳар кӣ мурд андар тани ӯ нафси габр,
Мар варо фармон барад хуршеду абр.

Гар ҳамехоҳӣ, ки бифрӯзӣ чу рӯз,
Ҳастии ҳамчун шаби худро бисӯз.

Оқил он бошад, ки гирад ибрат аз
Марги ёрон дар балои мӯҳтараз.

Шукр кун, ғарра машав, бинӣ макун,
Гӯш дору ҳеч худбинӣ макун.

---

[1]. Ассабру мифтоҳу-л-фарач - сабр калиди кушоишҳоет.
[2] Эҳтимо - парҳез.

Нозанинӣ ту, вале дар ҳадди хеш,
Аллаҳ – Аллаҳ, по манеҳ аз ҳад беш.
Иззати ваҳшӣ бад-он афтод паст,
Ки мар инсонро мухолиф омадаст.

Илм чун бар дил занад, ёре шавад,
Илм чун бар тан занад, боре шавад.

Ҳин, макаш баҳри ҳаво он бори илм,
То бибинӣ дар дарун анбори илм.

Хешро софӣ кун аз авсофи худ,
То бибинӣ зоти поки софи худ.

«Ал-хабисот ал-хабисин», ҳикмат аст,
Зиштро ҳам зишт ҷуфту бобат аст.

Мол тухм асту ба ҳар шӯра манеҳ,
Теғро дар дасти ҳар раҳзан мадеҳ,

Аҳли динро боздон аз аҳли кин,
Ҳамнишини Ҳақ биҷӯ, бо ӯ нишин.

Аз Алӣ омӯз ихлоси амал,
Шери Ҳақро дон мутаҳҳар аз дағал.

Ҷанги Пайғамбар мадори сулҳ шуд,
Сулҳи ин охирзамон з-он ҷанг буд.

Боғбон з-он мебурад шохи музирр,
То биёбад нахл қоматҳову бирр.

Меканад дандони бадро он табиб,
То раҳад аз дарду бемории ҳабиб.

Гар ту таъна мезанӣ бар бандагон,
Мар туро он мерасад, ай комрон!

Теғи ҳилм аз теғи оҳан тезтар,
Бал зи сад лашкар зафарангезтар.

## Дафтари дувум

Чун зи танҳоӣ ту навмедс шавӣ,
Зери сойай ёр хуршедс шавӣ.

Хилват аз агёр бояд, на зи ёр,
Пӯстин баҳри дай омад, на баҳор.

Ёр чашми туст, ай марди шикор,
Аз хасу хошок ӯро пок дор.

Чунки мӯъмин ойинай мӯъмин бувад,
Рӯйи ӯ з-олудагӣ эмин бувад.

Хоб бедорист, чун бодониш аст,
Войи бедорс, ки бо нодон нишаст.

Офтоби маърифатро нақл нест,
Машриқи ӯ гайри ҷону ақл нест.

Ойинай дил чун шавад софиву пок,
Нақшҳо бинӣ бурун аз обу хок.

Хуб хубиро кунад ҷазб, ин бидон,
Тийииботу тийиибин бар вай бихон.

Нориён мар нориёнро ҷозибанд,
Нуриён мар нуриёнро толибанд.

Рост кун аҷзотро аз ростон,
Сар макаш, ай рострав з-он остон.
Ҳам тарозуро тарозу рост кард,
Ҳам тарозуро тарозу кост кард.
Ҳар кӣ бо норостон ҳамсанг шуд,
Дар камӣ афтоду ақлаш данг шуд.

Мол хас бошад чу ҳаст, ай бесубот!
Дар гулӯят монеъи оби Ҳаёт.

Он кӣ тухми хор корад дар ҷаҳон,
Ҳону ҳон, ӯро маҷӯ дар гулситон.
Гар гуле гирад ба каф, хоре шавад
В-ар суйи ёре равад, море шавад.

Дафтари сӯфӣ саводи ҳарф нест,
Ҷуз дили испед ҳамчун барф нест.
Зоди донишманд осори қалам,
Зоди сӯфӣ чист? Осори қадам.

Он чи ту дар ойина бинӣ аён,
Пир андар хишт бинад пеш аз он.

Тафриқа дар рӯҳи ҳайвонӣ бувад,
Нафси воҳид рӯҳи инсонӣ бувад.

Ҷисми мо ҷавзу мавиз аст, ай писар,
Гар ту мардӣ, з-ин ду чиз андаргузар.
Дар замини мардумон хона макун,
Кори худ кун, кори бегона макун.

Ай бародар, ту ҳамон андешаӣ,
Мобақӣ ту устухону решаӣ.
Гар гул аст андешаи ту, гулшанӣ
В-ар бувад хоре, ту ҳимай гулханӣ.

Гарчи ҳикматро ба такрор оварӣ,
Чун ту ноаҳлӣ,  шавад аз ту барӣ.

Дасти ҳар ноаҳл беморат кунад,
Сӯйи модар о, ки тиморат кунад.

Рав макун зиштӣ, ки некиҳои мо,
Зишт омад пеши он зебои мо.

Марди меросӣ чӣ донад қадри мол,
Рустаме ҷон канду маҷҷон ёфт Зол.

З-он ки тақлид офати ҳар некӯист,
Каҳ бувад тақлид, агар кӯҳи қавист.

Аз муҳаққиқ то муқаллид фарқҳост,
К-ин чу Довуд асту он дигар садост.

Манбаи гуфтор ин сӯзе бувад
В-он муқаллид кӯҳнаомӯзе бувад.

Соф хоҳӣ чашму ақлу самъро,
Бардарон ту пардаҳои тамъро.

Ҳар киро бошад тамаъ, алкан шавад,
Бо тамаъ кай чашму дил равшан шавад?

Сад ҳикоят бишнавад мадҳуши ҳирс,
Дарнаёяд нуктае дар гӯши ҳирс.

Гуфт пайғамбар: «Худо-ш имон надод,
Ҳар киро сабре набошад дар ниҳод».

Худ ҳасад нуқсону айбс дигар аст,
Балки аз ҷумла камиҳо баттар аст.

Ман надидам дар ҷаҳони ҷустуҷӯ
Ҳеч аҳлият беҳ аз хӯйи накӯ.

Ҳар киро хӯйи накӯ бошад, бираст,
Ҳар касе, к-ӯ шишадил бошад, шикаст.

Одамӣ махфист дар зери забон,
Ин забон пардаст бар даргоҳи ҷон.

Сурати зоҳир фано гардад, бидон,
Олами маънӣ бимонад ҷовидон.

Аз як андеша, ки ояд дар дарун,
Сад ҷаҳон гардад ба як дам сарнагун.

Фоидай аввал самоъи бонги об,
К-ӯ бувад мар ташнагонро чун рубоб.

Панди ман бишнав, ки тан банди қавист,
Кӯҳна бсрун кун, гарат майли навист.

Тарки шаҳватҳову лаззатҳо сахост,
Ҳар кӣ дар шаҳват фурӯ шуд, барнахост.
Ин сахо шохест аз сарви биҳишт,
Войи ӯ, к-аз каф чунин шохе биҳишт.

Дӯст ҳамчун зар, бало чун оташ аст,
Зарри холис дар дили оташ х(в)аш аст.

Оқибатбин аст ақл аз хосият,
Нафс бошад, к-ӯ набинад оқибат.

Наҳс шогирде, ки бо устоди хеш
Ҳамсарӣ оғозаду ояд ба пеш.

Хок зан дар дидаи ҳисбини хеш,
Дидаи ҳис душмани ақл асту кеш.

Дӯстии бехирад худ душманист,
Ҳақ таъоло з-ин чунин хидмат ғанист.

Беадаб гуфтан сухан бо хоси Ҳақ,
Дил бимиронад, сияҳ дорад варақ.

Ту барои васл кардан омадӣ,
Ё барои фасл кардан омадӣ?

Мо забонро нангарему қолро,
Мо равонро бингарему ҳолро.

Миллати ишқ аз ҳама динҳо ҷудост,
Ошиқонро миллату мазҳаб Худост.
Лаълро гар мӯҳр набвад, бок нест,
Ишқ дар дарёи ғам ғамнок нест.

Ҳар киро дидӣ ба зарру сим фард,
Дон, ки андар касб кардан сабр кард.

Гуфт пайғамбар: «Адоват аз хирад
Беҳтар аз меҳре, ки аз ҷоҳил расад».

Чунки мақсуд аз шаҷар омад самар,
Пас самар аввал бувад в-охир шаҷар.

Ҳар чӣ дар пастист, омад аз уло,
Чашмро сӯйи баландӣ неҳ, ҳило!

Дӯстӣ-й аблаҳ батар аз душманист,
Ӯ ба ҳар ҳила, ки донӣ, ронданист.

Чун ду кас бар ҳам занад, бе ҳеч шак
Дар миёншон ҳаст қадри муштарак.
Кай парад мурғе магар бо ҷинси х(в)ад?
Сӯҳбати ноҷинс гӯр асту лаҳад.

Ин ҷаҳон кӯҳ асту гуфтугӯйи ту,
Аз садо ҳам боз ояд сӯйи ту.

Каҳ бикорӣ барнаёяд гандуме,
Мардумӣ ҷӯ, мардумӣ ҷӯ, мардумӣ.

Чун Паямбар дид он беморро,
Хуш навозиш кард ёри ғорро.

Зинда шуд ӯ, чун паямбарро бидид,
Гӯиё он дам мар ӯро офарид.
Ақл қувват гирад аз ақли дигар,
Найшакар комил шавад аз найшакар?

Пешаи аввал куҷо аз дил равад?
Меҳри аввал кай зи дил берун шавад?

Пас ҷавоби ӯ сукут асту сукун,
Ҳаст бо аблаҳ сухан гуфтан ҷунун.

Дил наёромад зи гуфтори дурӯғ,
Обу равған ҳеч нафрӯзад фурӯг.
Дар ҳадиси рост ороми дил аст,
Ростиҳо донаи доми дил аст.

Ҷаҳлро беиллатӣ олим кунад,
Илмро иллат кажу золим кунад.
То ту ришват настадӣ, бинандаӣ,
Чун тамаъ кардӣ, зариру бандаӣ.

Чун надорад марди каж дар дин вафо,
Ҳар замоне бишканад савгандро.
Ростонро ҳоҷати савганд нест,
З-он ки эшонро ду чашми равшанест.

То набошад рост, кай бошад дурӯғ?
Он дурӯг аз рост мегирад фурӯг.

Бар умеди рост кажро мехаранд,
Заҳр дар қанде равад, он гаҳ х(в)аранд.

То наруяд риши ту, ай хуби ман,
Бар дигар содазанах таъна мазан.
Донаи бемагз кай гардад ниҳол?
Сурати беҷон набошад ҷуз хаёл.

То нагӯйӣ мар маро бисёргӯ,
Ман зи сад як гӯяму он ҳам чу мӯ.

В-ар наметонӣ, ки кул урён шавӣ,
Ҷома кам кун, то раҳи авсат равӣ.

Ҷумла халқон сухраи андешаанд,
З-он сабаб хастадилу ғампешаанд.

Гармии ориятӣ надҳад асар,
Гармии хосиятӣ дорад ҳунар.

Сиркаро гар гарм кардӣ з-оташ он,
Чун хурӣ, сардӣ физояд бегумон.
З-он ки он гармии ӯ дахлезӣ аст,
Табъи аслаш сардӣ асту тезӣ аст.

### Дафтари сеюм

Қуввати Ҷибрил аз матбах набуд,
Буд аз дидори халлоқи вуҷуд.

Гӯши он кас нӯшад асрори ҷалол,
К-ӯ чу савсан садзабон афтоду лол.

Гӯшро бандад тамаъ аз истимоъ,
Чашмро бандад ғараз аз иттилоъ.

Гӯши сар барбанд аз ҳазлу дурӯғ,
То бибинӣ шаҳри ҷони бофуруғ.

Умри ту монанди ҳамёни зар аст,
Рӯзу шаб монанди диноришмар аст.
Мешуморад, медиҳад зар бевуқуф,
То ки холӣ гардаду ояд хусуф.

Гар ҳадисат каж бувад, маънӣ-т рост,
Он кажии лафз мақбули Худост.

Хондани бедард аз афсурдагист,
Хондани бодард аз дилбурдагист.

Ҷон бидеҳ аз баҳри ин ҷом, ай писар!
Бе ҷиҳоду сабр кай бошад зафар?
Сабр кардан баҳри ин набвад ҳараҷ,
Сабр кун, к- «ас-сабру мифтоҳу-л-фараҷ».

Дӯстӣ тухми дами охир бувад,
Тарсам аз ваҳшат, ки он фосид шавад.

Ай зи дуде ҷаста дар норе шуда,
Луқма ҷуста, луқмаи море шуда.

Мар сагонро чун вафо омад шиор,
Рав, сагонро нангу бадномӣ маёр.
Бевафоӣ чун сагонро ор буд,
Бевафоӣ чун раво дорӣ намуд?

Пас ҳақи Ҳақ собиқ аз модар бувад,
Ҳар кӣ он ҳақро надонад, хар бувад.

Ғуссаҳо зиндон шуда-сту чормех,
Ғусса бех асту бирӯяд шохи бех.
Бех пинҳон буд, ҳам шуд ошкор,
Қабзу басти андарун бехе шумор.
Чунки бехи бад бувад, зудаш бизан,
То нарӯяд зишт хоре дар чаман.
Қабз дидӣ, чораи он қабз кун,
З-он ки сарҳо ҷумла мерӯяд зи бун.
Баст дидӣ, басти худро об деҳ,
Чун бароял мева, бо асҳоб деҳ.

Оташи тарки ҳаво дар хор зан,
Даст андар ёри некӯкор зан.

Чун қазо ояд, шавад танг ин ҷаҳон,
Аз қазо ҳалво шавад ранҷи даҳон.

Ҳар чӣ аз ёрат ҷудо андозад он,
Машнав онро, к-он зиён дорад, зиён.
Гар бувад он суди сад дар сад, магир,
Баҳри зар магсил зи ганҷури фақир.

Об аз боло ба пастӣ дарравад,
Он гаҳ аз пастӣ ба боло барравад.
Гандум аз боло ба зери хок шуд,
Баъд аз он ӯ хӯшаву чолок шуд.
Донаи ҳар мева омад дар замин,
Баъд аз он сарҳо баровард аз дафин.
Асли неъматҳо зи гардун то ба хок
Зер омад, шуд ғизои ҷони пок.

Аз тавозӯъ чун зи гардуи шуд ба зер
Гашт ҷузви одамӣ ҳаййи далер.

Хавф он касрост, к-ӯро хавф нест,
Ғуеса он касро, к-аш ин ҷо тавф нест.

Деҳ марав, деҳ мардро аҳмақ кунад,
Ақлро бенуру беравнақ кунад.

Аввали ҳар одамӣ худ сурат аст,
Баъд аз он ҷон, к-ӯ ҷамоли сират аст.
Аввали ҳар мева ҷуз сурат кай аст?
Баъд аз он лаззат, ки маънии вай аст.

Талх аз ширинлабон х(в)аш мешавад,
Хор аз гулзор дилкаш мешавад.
Ҳанзал аз маъшуқ хурмо мешавад,
Хона аз ҳамхона саҳро мешавад.

Мол ӯ ёбад, ки касбе мекунад,
Нодире бошад, ки бар ганҷе занад.

Ҳар харисе ҳаст маҳрум, ай писар,
Чун харисон так марав, оҳистатар.

Ҳар чӣ бар мардум балову шиддат аст,
Ин яқин дон, к-аз хилофи одат аст.

Оби ширин то нахӯрдӣ, оби шӯр
Хуш бувад хуш, чун даруни дида нур.

Дар таги дарё гуҳар бо сангҳост,
Фахрҳо андар миёни нангҳост.

Ин ҳама хушҳо зи дарёест жарф,
Ҷузвро бигзору бар кул дор тарф.
Ҷангҳои халқ баҳри хубӣ аст,
Барги бебаргӣ нишони Тӯбӣ аст.

Баҳри ёрӣ мор ҷӯяд одамӣ,
Ғам хурад баҳри ҳарифи беғамӣ.

Одамӣ кӯҳест, чун мафтун шавад?
Кӯҳ андар мор ҳайрон чун шавад?
Хештан нашнохт мискин одамӣ,
Аз фузунӣ омаду шуд дар камӣ.
Хештанро одамӣ арзон фурӯхт,
Буд атлас, хеш бар далқе бидӯхт.

Нафсат аждарҳост, ӯ кай мурдааст?
Аз ғаму бсолатӣ  афсурдааст.

Ҳар кӣ комилтар бувад ӯ дар ҳунар,
Ӯ ба маънӣ пас, ба сурат пештар.

Гарчи мева охир ояд дар вуҷуд,
Аввал аст ӯ, з-он ки ӯ мақсуд буд.

Ақл бифрӯшу ҳунар, ҳайрат бихар,
Рав ба хорӣ, на Бухоро, ай писар.

Чунки чӯпон хуфт, гург омин шавад,
Чунки хуфт он, ҷаҳди ӯ сокин шавад.

Ай басо бедорчашму хуфтадил,
Худ чӣ бинад диди аҳли обу гил?

Он кӣ дил бедор дорад, чашми сар
Гар бихуспад, барғушояд сад басар.
Гар ту аҳли дил найӣ, бедор бош,
Толиби дил бошу дар пайкор бош.
В-ар дилат бедор шуд, мехусп х(в)аш,
Нест ғоиб нозират аз ҳафту шаш.
Гуфт пайғамбар, ки хуспад чашми ман,
Лек кай хуспад дилам андар васан?
Шоҳ бедор аст, ҳорис хуфта гир,
Ҷон фидои хуфтагони дилбасир.
Васфи бедории дил, ай маънавӣ!
Дар нагунҷад дар ҳазорон маснавӣ.
Гар назар дар шиша дорӣ, гум шавӣ,
З-он ки аз шиша-ст аъдоди дувӣ.
В-ар назар бар нур дорӣ, ворахӣ,
Аз дувӣ в-аъдоди ҷисми мунтаҳӣ.
Аз назаргоҳ аст, ай мағзи вуҷуд,
Ихтилофи мӯъмину габру ҷуҳуд.

Чашми ҳис ҳамчун кафи даст асту бас,
Нест кафро бар ҳамай ӯ дастрас.
Чашми дарё дигар асту каф дигар,
Каф биҳил в-аз дидаи дарё нигар.
Ҷунбиши кафҳо зи дарё рӯзу шаб,
Каф ҳамебиниву дарё на, аҷаб!
Мо чу киштиҳо ба ҳам бармезанем,
Тирачашмему дар оби равшанем.
Ай ту дар киштии тан рафта ба хоб
Обро дидӣ, нигар дар оби об.

На! Нагӯям, з-он ки хомӣ ту ҳанӯз,
Дар баҳорӣ ту, надидастӣ тамуз.

Ин ҷаҳон ҳамчун дарахт аст, ай кором,
Мо бар ӯ чун меваҳои нимхом.
Сахт гирад хомҳо мар шохро,
З-он ки дар хомӣ нашояд кохро.
Чун бипухту гашт ширин лаб газон,
Суст гирад шохҳоро баъд аз он.

Сахтгириву таассуб хомӣ аст,
То ҷанинӣ, кор хуношомӣ аст.

Ту яке ту нестӣ, ай хуш рафиқ!
Балки гардуниву дарёи амиқ.

Ошиқи сунъи Худо бофар бувад,
Ошиқи маснӯъи ӯ кофар бувад.

Куфр ҷаҳл асту қазои куфр илм,
Ҳар ду кай як бошад охир ҳилму хилм?
Зиштии хат, зиштии наққош нест,
Балки аз вай зиштро бинмуданист.

Он ки ӯ мавқуфи ҳол аст, одамист,
К-ӯ ба ҳол афзуну гоҳе дар камист.
Сӯфӣ ибнулвақт бошад дар мисол,
Лек софӣ фориғ аст аз вақту ҳол.

Ҳаст сӯфии сафоҷӯ ибни вақт,
Вақтро ҳамчун падар бигрифта сахт.
Ҳаст софӣ, ғарқи ишқи зулҷалол,
Ибни кас на, фориғ аз авқоту ҳол.

Мангар андар нақши зишту хуби хеш,
Бингар андар ишқу дар матлуби хеш.

Мангар он ки ту ҳақирӣ ё заъиф,
Бингар андар ҳиммати худ, ай шариф!
Ту ба ҳар ҳоле, ки бошӣ, металаб,
Об мечӯ доимо, ай хушклаб!
К-ин талаб коре муборак ҷунбишест,
Ин талаб дар роҳи Ҳақ монеъкушест.
Ин талаб мифтоҳи матлуботи туст,
Ин сипоҳу нусрати роёти туст.
Ин талаб ҳамчун хурӯсе дар сиёҳ,
Мезанад наъра, ки меояд сабоҳ.

Ҳар киро бинӣ талабкор, ай писар,
Ёри ӯ шав, пеши ӯ андоз сар,
К-аз ҷавори толибон толиб шавӣ
В-аз зилоли ғолибон ғолиб шавӣ.

Ҳар киро пой аст, ҷӯяд рӯзие,
Ҳар киро по нест, кун дилсӯзие.
Ризқро мерон ба сӯйи он ҳазин,
Абрро борон ба сӯйи ҳар замин.

Роҳи рӯзӣ касбу ранҷ асту таъаб,
Ҳар касеро пешае доду талаб.

Илмро ду пар, гумонро як пар аст,
Ноқис омад зан(н), ба парвоз абтар аст.
Мурғи якпар зуд афтад сарнагун,
Боз барпаррад ду гоме ё фузун.
Афтхезон меравад мурғи гумон,
Бо яке пар бар умеди ошён.
Чун зи зан(н) вораст, илмаш рӯ намуд,
Шуд дупар он мурғи якпар, пар гушуд.

Он хаёлаш андаке афзун шавад,
К-аз хаёле оқиле маҷнун шавад.

З-ин қибал фармуд Аҳмад дар мақол:
«Дар забон пинҳон бувад ҳусни риҷол».

Фоли бад ранҷур гардонад ҳаме
Одамиро, ки набудасташ ғаме.

Чун ба ҷид машғул бошад одамӣ,
Ӯ зи диди ранҷи худ бошад амӣ.

Гар бо ҳамаӣ, чу бе манӣ, бе ҳамаӣ
В-ар бе ҳамаӣ, чу бо манӣ, бо ҳамаӣ.

Ҳар касеро баҳри коре сохтанд,
Майли онро дар дилаш андохтанд.
Дасту по бе майл ҷунбон кай шавад?
Хору хас бе обу боде кай равад?

З-ибтидои кор охирро бибин,
То набошӣ ту пушаймон явми дин.

Ай басо мурғе парида донаҷӯ,
Ки бурида ҳалқи ӯ ҳам ҳалқи ӯ.
Ай басо мурғе зи меъда в-аз мағас
Бар канори бом, маҳбуси қафас.
Ай басо моҳӣ дар оби дурдаст,
Гашта аз ҳирси ғулӯ маъхузи шаст.
Ай басо мастури дар парда буда,
Шумии фарҷу ғулӯ расво шуда.

Ай басо қозии ҳибри некӯ,
Аз гулӯву ришвате ӯ зардрӯ.

Ҳосил андар хоб нуқсони бадан,
Нест боку не дусад пора шудан.

Кӯрро хар гом бошад тарси чоҳ,
Бо ҳазорон тарс меояд ба роҳ.

Ҳис асири ақл бошад, ай фалон!
Ақл асири рӯҳ бошад, ҳам бидон.
Дасти бастай ақлро ҷон боз кард,
Корҳои бастаро ҳам соз кард.
Ҳисҳо в-андеша бар оби сафо
Ҳамчу хас бигрифта рӯйи обро.
Дасти ақл он хас ба як сӯ мебарад,
Об пайдо мешавад пеши хирад.
Хас бас анбӯҳ буд бар ҷӯ чун ҳубоб,
Хас чу як сӯ рафт, пайдо гашт об.

Сабр карду буд чанде дар ҳараҷ,
Кашф шуд к- «ас-сабру мифтоҳу-л-фараҷ».

Сад ҳазорон кимиё Ҳақ офарид,
Кимиёе ҳамчу сабр Одам надид.

Ҷузв аз кул қатъ шуд, бекор шуд,
Узв аз тан қатъ шуд, мурдор шуд.
То напайвандад ба кул бори дигар,
Мурда бошад, набвадаш аз ҷон хабар.

Ҷузв аз ин кул гар бурад, як сӯ равад,
Ин на он кулл аст, к-ӯ ноқис шавад.

Фаҳм об асту вуҷуди тан сабӯ,
Чун сабӯ бишкаст, резад об аз ӯ.

Дар гавиву дар чапӣ, ай қалтабон!
Даст водор аз сиболи дигарон.
Чун ба бустоне расӣ зебову х(в)аш,
Баъд аз он домони халқон гиру каш.

Ҳақ ҳамегӯяд: «Назармон бар дил аст,
Нест бар сурат, ки он обу гил аст».

Ҳин, биҷӯ, ки рукни давлат ҷустан аст,
Ҳар кушоде дар дил андар бастан аст.

Ҳар киро дил пок шуд аз эътилол,
Он дуъояш меравад то зулҷалол.

Касбро ҳамчу зироъат дон аму,
То накорӣ, дахл набвад они ту.
Он чӣ корӣ, бидравӣ, он они туст
В-арна ин бедод бар ту шуд дуруст.

Дӯзах аст он хона, к-он беравзан аст,
Асли дин, ай банда! Равзан кардан аст.
Тешаи ҳар пешае кам зан, биё,
Теша зан дар кандани равзан, ҳало!

Шарм шеронрост, на сагро, бидон,
Ки нагирад сайд аз ҳамсоягон.

Ибтило ранҷест, к-он раҳм оварад,
Аҳмақӣ ранҷест, к-он захм оварад.

З-аҳмақон бигрез, чун Исо гурехт,
Сӯҳбати аҳмақ басе хунҳо, ки рехт.

Замҳарир ар пур кунад офоқро,
Чӣ ғам он хуршеди боиршоқро?

Ҳирс нобиност, бинад мӯ ба мӯ,
Айби халқону бигӯяд кӯ ба кӯ.
Айби худ як зарра чашми кӯри ӯ
Менабинад, гарчи ҳаст ӯ айбҷӯ.

Қимати ҳар кола медонӣ, ки чист,
Қимати худро надонӣ, аҳмақист.

Ҷони ҷумла илмҳо ин аст ин,
Ки бидонӣ ман киам дар явми дин?
Он усули дин бидонистӣ ту, лек
Бингар андар асли худ, гар ҳаст нек.
Аз усулайнат усули хеш беҳ,
Ки бидонӣ асли худ, ай марди меҳ!

Гар нахоҳӣ дӯстро фардо нафир,
Дӯстӣ бо оқилу бо ақл гир.

Рӯзи равшан ҳар кӣ ӯ ҷӯяд чароғ,
Айни ҷустан кӯриаш дорад балоғ.

Дар миёни рӯз гуфтан: «рӯз ку?»
Хеш расво кардан аст, ай рӯзҷӯ?
Сабру хомушӣ ҷазуби раҳмат аст
В-ин нишон ҷустан, нишони иллат аст.

Ай басо давлат, ки ояд гоҳ-гоҳ
Пеши бедавлат, бигардад ӯ зи роҳ.
Ай басо маъшуқ, к-ояд ношинохт
Пеши бадбахте, надонад ишқ бохт.

Шукри неъмат хуштар аз неъмат бувад,
Шукрбора кай сӯйи неъмат равад?
Шукр ҷони неъмату неъмат чу пӯст,
З-он ки шукр орад туро то кӯйи дӯст.
Неъмат орад ғафлату шукр интибоҳ,
Сайди неъмат кун ба доми шукри шоҳ.
Неъмати шукрат кунад пурчашму мир,
То кунӣ сад неъмат исори фақир.
Сер нӯшӣ аз таъому нуқли Ҳақ,
То равад аз ту шикамхориву дақ.

Балки ағлаб ранҷҳоро чора ҳаст,
Чун ба ҷид ҷӯйӣ, биёяд он ба даст.

Ай басо коро, ки аввал саъб гашт,
Баъд аз он бикшода шуд, сахтӣ гузашт.
Баъди навмедӣ басе уммедҳост,
Аз паси зулмат басе хуршедҳост.

Ин бувад хӯйи лаъимони данӣ,
Бад кунад бо ту, чу некӯйӣ кунӣ.
Нафсро з-ин сабр мекун мунҳаниш,
Ки лаъим асту насозад некӯиш.
Бо кариме, гар кунӣ эҳсон, сазад,
Мар якеро ӯ иваз ҳафсад диҳад.

Гарчи мақсуд аз Китоб[1] он фан бувад,
Гар туаш болиш кунӣ, ҳам мешавад.
Лек аз ӯ мақсуд ин болиш набуд,
Илм буду донишу иршоду суд.

Ишқи нон бе нон ғизои ошиқ аст,
Банди ҳастӣ нест ҳар, к-ӯ содиқ аст.
Ошиқонро кор набвад бо вуҷуд,
Ошиқонро ҳаст бе сармоя суд.
Бол неву гирди олам мепаранд,
Даст неву гӯ зи майдон мебаранд.

Ай басо олим зи дониш бенасиб,
Ҳофизи илм аст он кас, на ҳабиб!

Ҷунбиши халқ аз қазову ваъда аст,
Тезии дандон зи сӯзи меъда аст.
Нафси аввал ронд бар нафси дувум,
Моҳӣ аз сар ганда бошад, не зи дум.

Ту намедонӣ, к-аз ин ду кистӣ,
Ҷаҳд кун чандон, ки бинӣ чистӣ.

Доъии ҳар пеша уммед асту бук,
Гарчи гарданшон зи кӯшиш шуд чу дук.

Ҳар куҷо дарде, даво он ҷо равад,
Ҳар куҷо фақре, наво он ҷо равад.
Ҳар куҷо мушкил, ҷавоб он ҷо равад,
Ҳар куҷо киштист, об он ҷо равад.

---

[1] Китоб – «Қуръони маҷид» дар назар ас

Об кам ҷӯ, ташнагӣ овар ба даст,
То биҷӯшад об аз болову паст.

Гармтар шуд мард з-он манъаш, ки кард,
Гармтар гардад ҳаме аз манъ мард.

Нест қудрат ҳар касеро созвор,
Аҷз беҳтар мояи парҳезгор.

Одамиро аҷзу фақр омад амон
Аз балои нафси пурҳирсу ғамон.

Орзуи гил бувад гилхораро,
Гулшакар нагворад он бечораро.

Мурдани тан дар риёзат зиндагист,
Ранҷи ин тан, рӯҳро поянддагист.

Оқил аввал бинад охирро ба дил,
Андар охир бинад, аз дониш муқил.

Магзи ҳар мева беҳ аст аз пӯсташ,
Пӯст дон танрову магз он дӯсташ.
Мағзи нағзе дорад охир одамӣ,
Як даме онро талаб, гар з-он дамӣ.

Аз ту руста-ст, ар накӯй аст, ар бад аст,
Нохушу хуш, ҳар замират аз х(в)ад аст.
Гар ба хорӣ хастаӣ, худ куштаӣ
В-ар ҳариру қаздарӣ, худ риштаӣ.

Баргҳо ҳамранг бошад дар назар,
Меваҳо ҳар як бувад навъе дигар.

Баргҳои ҷисмҳо монандаанд,
Лек ҳар ҷоне ба раъйе зиндаанд.
Халқ дар бозор яксон меравандд,
Он яке дар завқу дигар дардманд.
Ҳамчунон дар марг яксон меравем,
Ним дар хусрону ниме хусравем.

Ҳар сияҳдил ме-сияҳ дидӣ варо,
Мардуми дида сиёҳ омад чаро?
Мардуми нодида бошад рӯсиёҳ,
Мардуми дида бувад миръоти моҳ.

Ҳамчу гармоба, ки тафсида бувад,
Танг ойӣ, ҷон-т пахсида шавад.

Ё ки кафши танг пӯшӣ, ай гавӣ!
Дар биёбони фарохе меравӣ.
Он фарохии биёбон танг гашт,
Бар ту зиндон омад он саҳрову дашт.

Он чӣ соҳибдил бидонад ҳоли ту,
Ту зи ҳоли худ надонӣ, ай аму!

Ғафлат аз тан буд, чун тан рӯҳ шуд,
Бинад ӯ асрорро бе ҳеч буд.

Ҳар гарониву касал худ аз тан аст,
Ҷон зи хиффат ҷумла дар парридан аст.

Доим андар об кори моҳӣ аст,
Морро бо ӯ куҷо ҳамроҳӣ аст?

Душмане гирӣ, ба ҳадди хеш гир,
То бувад мумкин, ки гардонӣ асир.
Қатра бо қулзум чу истеза кунад,
Аблаҳ аст ӯ, риши худ бармеканад.

Зӯри одамзодро ҳадде бувад,
Мушти хок ишкасти лашкар кай шавад?

З-он чӣ гаштӣ шод, бас кас шод шуд,
Охир аз вай часту ҳамчун бод шуд.
Аз ту ҳам биҷҳад, ту дил бар вай манеҳ,
Пеш аз он, к-ӯ биҷҳад, аз вай ту биҷеҳ.

Гар набудӣ шаб, ҳама халқон зи оз
Хештанро сӯхтандӣ з-эҳтизоз.
Аз ҳавас в-аз ҳирси суд андӯхтан
Ҳар касе додӣ баданро сӯхтан.
Шаб падид ояд чу ганҷи раҳмате,
То раҳанд аз ҳирси худ як соате.

З-он ки дар харҷӣ дар он басту кушод,
Харҷро дахле бибояд з-эътидод.

Кӯдакон хандону доноён туруш,
Ғам ҷигарро бошаду шодӣ зи шуш.

Қанди шодӣ меваи боғи ғам аст,
Ин фараҳ захм асту он ғам марҳам аст.

Оқил аз ангур май бинад ҳаме,
Ошиқ аз маъдум шай бинад ҳаме.

Офате набвад батар аз ношинохт,
Ту бари ёру надонӣ ишқ бохт.
Ёрро агёр пиндорӣ ҳаме,
Шодиеро ном бинҳодӣ ғаме.

Гарчи дил чун санги хоро мекунад,
Ҷони ман азми Бухоро мекунад.
Пас кадомин шаҳр з-онҳо хуштар аст?
Гуфт: «Он шаҳре, ки дар вай дилбар аст».

Озмудам, марги ман дар зиндагист,
Чун раҳам з-ин зиндагӣ, пояндагист.

Порсӣ гӯ, гарчи тозӣ хуштар аст,
Ишқро худ сад забони дигар аст.

Ошиқонро шуд мударрис ҳусни дӯст,
Дафтару дарсу сабақшон рӯйи ӯст.

Реги Омун пеши ӯ ҳамчун ҳарир,
Оби Ҷайҳун пеши ӯ чун обгир.

Ҷӯй диди, кӯза андар ҷӯй рез,
Обро аз ҷӯй кай бошад гурез?
Оби кӯза чун дар оби ҷӯ шавад,
Маҳв гардад дар ваю ҷӯ ӯ шавад.

Ишқ чун даъвӣ, ҷафо дидан гувоҳ,
Чун гувоҳат нест, шуд даъвӣ табоҳ.

Ту зи раънoён маҷӯ ҳин, корзор,
Ту зи товусон маҷӯ сайду шикор.

Табъ товус асту васвосат кунад,
Дам занад, то аз мақомат барканад.

Илм чуси яқин бошад, бидон
В-он яқин ҷӯёи дил асту аён.

Мекашад дониш ба биниш, ай алим,
Гар яқин гаштӣ, бибинандӣ ҷаҳим.

Ҳар кӣ аз хуршед бошад пуштгарм,
Сахтрӯ бошад, на бим ӯро, на шарм.

З-он ки инсон дар ғино тоғӣ шавад,
Ҳамчу пили хоббин ёғӣ шавад.

Ҳарфи Қуръонро бидон, ки зоҳирист,
Зери зоҳир ботине бас қоҳирист.

Ту зи Қуръон, ай писар, зоҳир мабин,
Дев одамро набинад ҷуз ки тин.
Зоҳири Қуръон чу шахси одамист,
Ки нуқушаш зоҳиру ҷонаш хафист.
Мардро сад сол амму холи ӯ.
Як сари мӯйе набинад ҳоли ӯ.

Гар ба зоҳир он парӣ пинҳон бувад,
Одамӣ пинҳонтар аз парён бувад.
Назди оқил з-он парӣ, ки музмар аст,
Одамӣ сад бор худ пинҳонтар аст.

Одамӣ ҳамчун асои Мӯсӣ аст,
Одамӣ ҳамчу фусуни Исӣ аст.

Чун дар ин дил барқи меҳри дӯст ҷаст,
Андар он дил, дӯстӣ медон, ки ҳаст.

Осмон марду замин зан дар хирад,
Ҳар чӣ он андохт, ин мепарварад.

Майли ҷон дар ҳикмат асту дар улум,
Майли тан дар боғу роғ асту курум.
Майли ҷон андар тараққиву шараф,
Майли тан дар касбу асбоби алаф.

Одамӣ, ҳайвон, наботиву ҷамод,
Ҳар муроде ошиқи ҳар бемурод.

Ишқи маъшуқон ду рух афрӯхта,
Ишқи ошиқ ҷони ӯро сӯхта.

Асби зираксор з-он некӯпай аст,
К-ӯ ҳамедонад, ки форис бар вай аст.

З-он ҳамекардам суфуфи ҷанг чок,
То раҳонам мар шуморо аз ҳалок.
З-он намебуррам гулӯҳои башар,
То маро бошад кару фарру ҳашар.
Кӯдаконро мебарӣ мактаб ба зӯр,
З-он ки ҳастанд аз фавоид чашмкӯр.
Чун шавад воқиф, ба мактаб медавад,
Ҷонаш аз рафтан шукуфта мешавад.

Сояҳое, ки бувад ҷӯёи нур,
Нест гардад, чун кунад нураш зуҳур.

Пас чӣ бошад ишқ? Дарёи адам,
Даршикаста ақлро он ҷо қадам.

Офати идрок он қол асту ҳол,
Хун ба хун шустан муҳол асту муҳол.

Ҳону ҳон! Ҳуш дор, бар н-орӣ даме,
Аввало барҷаҳ, талаб кун маҳраме.

Гӯямаш: «З-он пеш ки гардӣ гарав,
То наёяд офати мастӣ, бирав».

З-он араб бинҳод номи май мудом,
З-он ки серӣ нест майхурро мудом.

Чун биҷӯйӣ ту ба тавфиқи ҳасан,
Бода оби ҷон бувад, ибриқ тан.
Чун бияфзояд майи тавфиқро,
Қуввати май бишканад ибриқро.

Сояи Ҳақ бар сари банда бувад,
Оқибат ҷӯянда ёбанда бувад.

Гуфт пайғамбар, ки чун кӯбӣ дарс,
Оқибат з-он дар бурун ояд сарс.

Чун нишинӣ бар сари кӯйи касе,
Оқибат бинӣ ту ҳам рӯйи касе.
Чун зи чоҳе мекапӣ ҳар рӯз хок,
Оқибат андаррасӣ дар оби пок.

Ҷумла донанд ин, агар ту награвӣ,
Ҳар чӣ мекориш, рӯзе бидравӣ.
Санг бар оҳан задӣ, оташ ҷаҷаст,
Ин набошад в-ар бибошад нодир аст.

### Дафтари чаҳорум

Дузду қаллоб аст хасми нур бас,
З-ин ду, ай фарёдрас, фарёд рас!

Пас бади мутлақ набошад дар ҷаҳон,
Бад ба нисбат бошад, инро ҳам бидон.
Дар замона ҳеч заҳру қанд нест,
Ки якеро по, дигарро банд нест.
Мар якеро по, дигарро пойбанд,
Мар якеро заҳру бар дигар чу қанд.
Заҳри мор он морро бошад ҳаёт,
Нисбаташ бо одамӣ бошад мамот.

Гар ту хоҳӣ, к-ӯ туро бошад шакар,
Пас варо аз чашми ушшоқаш нигар.
Манғар аз чашми худат он хубро,
Бин ба чашми толибон матлубро.

Одамиро пӯсти номадбуғ дон,
Аз рутубатҳо шуда зишту гарон.

Чун сафо бинад, бало ширин шавад,
Хуш шавад дору, чу сиҳҳатбин шавад.

Шаҳвати дунё мисоли гулхан аст,
Ки аз ӯ ҳаммоми тақво равшан аст.

Ҳирси ту чун оташ аст андар ҷаҳон,
Боз карда ҳар забона сад даҳон.

Он ки гӯяд: «Мол гирд овардаам»,
Чист? Яъне: «Чирк чандин бурдаам».

Он ки дар тун зод, покиро надид,
Бӯйи мушк орад бар ӯ ранҷе падид.

Чун сабаб маълум набвад, мушкил аст,
Доруи ранҷу дар он сад маҳмил аст.
Чун бидонистӣ сабабро, саҳл шуд,
Дониши асбоб дафъи ҷаҳл шуд.

Одамо! Ту нестӣ кӯр аз назар,
Лек «изо ҷоъа-л-қазо ъами-л-басар».
Умрҳо бояд ба нодир гоҳ-гоҳ,
То ки бино аз қазо афтад ба чоҳ.

Дурр агарчи хурду ишкаста шавад,
Тӯтиёи дидаи хаста шавад.

Шайхро, ки пешвову раҳбар аст,
Гар муриде имтиҳон кард, ӯ хар аст.

Ғайри фаҳму ҷон, ки дар гову хар аст,
Одамиро ақл ҷоне дигар аст.
Боз ғайри ҷону ақли одамӣ
Ҳаст ҷоне дар валии он дамӣ.

Шаб ба ҳар хона чароғе мениҳанд,
То ба нури он зи зулмат мераҳанд.

Он чароғ ин тан бувад, нураш чу ҷон,
Ҳаст мӯҳтоҷи қатилу ину он.

Пас ба сурат олами асғар туӣ,
Пас ба маънӣ олами акбар туӣ.
Зоҳиран он шох асли мева аст,
Ботинан баҳри самар шуд шох ҳаст.

Аввали фикр охир омад дар амал,
Хоса фикре, к-ӯ бувад васфи азал.

Гарчи шерӣ, чун равӣ раҳ бе далел,
Хеш бину дар залоливу залил,

Пас ғанимат дор он тавфиқро,
Чун биёбӣ сӯҳбати сиддиқро.

Адл бошад посбони комҳо,
На ба шаб чӯбакзанон бар бомҳо.

Чун ниҳоле коштӣ, обаш бидеҳ,
Чун кушодаш додаӣ, букшо гиреҳ.

Гар ту одамзодаӣ, чун ӯ нишин,
Ҷумла зурриётро дар худ бибин.

Чист андар хум, ки андар наҳр нест?
Чист андар хона, к-андар шаҳр нест?
Ин ҷаҳон хумм асту дил чун ҷӯйи об,
Ин ҷаҳон ҳуҷр асту дил шаҳри уҷоб.

Гар набудӣ хасму душман дар ҷаҳон
Пас бимурдӣ хашм андар мардумон.

Ҳирси ту дар кори бад чун оташ аст,
Ахгар аз ранги хуши оташ х(в)аш аст.

Чун ба нодир гашт мустағнӣ зи нон,
Ошиқи ном асту мадҳи шоирон.

В-арчи ақлат ҳаст, бо ақли дигар
Ёр бошу машварат кун, ай падар!
Бо ду ақл аз бас балоҳо вораҳӣ,
Пойи худ бар авҷи гардунҳо ниҳӣ.

Гарчи андар макру мӯй ишкоф буд,
Ҳеч пеша ром бе усто нашуд.
Дониши пеша аз ин ақл ар будӣ,
Пешае бе усто ҳосил шудӣ!

Тарки ин фикру парешонӣ бигӯ,
Ҳолу ёру кори некӯтар биҷӯ.
В-ар надорӣ кори некӯтар ба даст,
Пас пушаймонит бар фавти чӣ аст?
Бад надонӣ, то надонӣ некро,
Зиддро аз зид тавон дид, ай фато!

Ёри бад чун руст дар ту меҳри ӯ,
Ҳин аз ӯ бигрезу кам кун гуфтугӯ.
Баркан аз бехаш, ки гар сар барзанад,
Мар турову масҷидатро барканад.

Воситон аз дасти девона силоҳ,
То зи ту розӣ шавад адлу салоҳ.
Чун силоҳаш ҳасту ақлаш на, бибанд
Дасти ӯро в-арна орад сад газанд.

Бадгуҳарро илму фан омӯхтан
Додани теғе ба дасти роҳзан.

Теғ додан дар кафи зангии маст,
Беҳ ки ояд илм нокасро ба даст.
Илму молу мансабу ҷоҳу қирон
Фитна омад дар кафи бадгавҳарон.

Чун ҷавоби аҳмақ омад хомушӣ,
Ин дарозӣ дар сухан чун мекашӣ?

Ҳар кӣ охирбинтар, ӯ масъудтар,
Ҳар кӣ охурбинтар, ӯ матрудтар.
Рӯйи ҳар як чун маҳи фохир бибин,
Чунки аввал дида шуд, охир бибин.

Ҳиляи тан ҳамчу тан орият аст,
Дил бар он кам неҳ, ки он як соат аст.
Ҳиляи рӯҳи табиъӣ ҳам фаност,
Ҳиляи он ҷон талаб, к-он бар самост.

Мард аввал бастаи хобу х(в)ар аст,
Охируламр аз малоик бартар аст.
Олами торик равшан мекунад,
Кундаи оҳан ба сӯзан мекунад.

Ҷисм аз ҷон рӯзафзун мешавад,
Чун равад ҷон, ҷисм бин, чун мешавад.

Ҷон зи ришу сиблати тан фориғ аст,
Лек тан беҷон бувад мурдору паст.

Пас туро ҳам ғам, ки пеш ояд зи дард,
Бар касе тӯҳмат манеҳ, бар хеш гард.

Ҳар кӣ бошад ҳамнишини дӯстон,
Ҳаст дар гулхан миёни бӯстон.
Ҳар кӣ бо душман нишинад дар заман,
Ҳаст ӯ дар бӯстон дар гулхан.
Дӯстро м-озор аз мову манат,
То нагардад дӯст хасму душманат.
Хайр кун бо халқ баҳри Эзадат,
Ё барои роҳати ҷони худат,
То ҳамора дӯст бинӣ дар назар,
Дар дилат н-ояд зи кин нохуш сувар.

Чунки кардӣ душманӣ, парҳез кун,
Машварат бо ёри меҳрангез кун.

Ақли имонӣ чу шаҳнай одил аст,
Посбону ҳокими шаҳри дил аст.

Хомушӣ баҳр асту гуфтан ҳамчу ҷӯ,
Баҳр меҷӯяд туро, ҷӯро маҷӯ.

Пеши биноён хабар гуфтан хатост,
К-он далели ғафлату нуқсони мост.
Пеши бино шуд хамӯшӣ нафъи ту,
Баҳри ин омад хитоби «анситу».
Гар бифармояд бигӯ, баргӯй х(в)аш,
Лек андак гӯ, дароз андар макаш.

На ҳама ҷо бехудӣ шар мекунад,
Беадабро май чунон тар мекунад.
Гар бувад оқил, накӯфар мешавад
В-ар бувад бадхӯй, бадтар мешавад.

Ай басо риши сиёҳу марди пир,
Ай басо риши сапеду дил чу қир.
Бас мунофиқ, к-андар ин зоҳир гурехт,
Хуни сад мӯъмин ба пинҳонӣ бирехт.
Ҷаҳд кун то пири ақлу дин шавӣ,
То чу ақли кулл ту ботинбин шавӣ.

Андак-андак хӯй кун бо нури рӯз
В-арна хуффоше бимонӣ бефурӯз.

Оқил он бошад, ки ӯ бо машъала-ст,
Ӯ далелу пешвои қофила-ст.
Пайрави нури худ аст он пешрав,
Тобеъи хеш аст он бехешрав.

Ҳамчунин ҳуббулватан бошад дуруст,
Ту ватан бишнос, ай хоҷа, нахуст.

Бар гузашта ҳасрат овардан хатост,
Боз н-ояд рафта, ёди он ҳабост.

Панд гуфтан бо ҷаҳули хобнок,
Тухм афгандан бувад дар шӯрахок.

Ақлро ёд ояд аз паймони х(в)ад,
Пардаи нисён бидарронад хирад.

Ақл зидди шаҳват аст, ай паҳлавон
Он ки шаҳват метанад, ақлаш махон.
Ваҳм хонаш, он ки шаҳватро гадост,
Ваҳм қалби нақди зарри ақлҳост.

Кай шавад гулзору гандумзор ин,
То нагардад зишту вайрон ин замин?
Кай шавад бустону кишту барғу бар,
То нагардад назми ӯ зеру забар?

То бинашкофӣ ба ништар реши чағз,
Кай шавад некӯву кай гардид нағз?
То нашӯяд хилтҳоят аз даво,
Кай равад шӯраш? Куҷо ояд шифо?

Ҳар бинои кӯҳна, к-ободон кунанд,
На ки аввал кӯҳнаро вайрон кунанд?
Ҳамчунон наҷҷору ҳаддоду қасоб,
Ҳасташон пеш аз иморатҳо хароб.

То накӯбӣ гандум андар осиё,
Кай шавад ороста з-он хони мо?
Гар ту бошӣ тангдил аз малҳама,
Танг бинӣ ҷумла дунёро ҳама.
В-ар ту хуш бошӣ ба коми дӯстон,
Ин ҷаҳон бинмоядат чун гулситон.

Чанбарай диди ҷаҳон идроки туст,
Пардаи покон ҳиси нопоки туст.

Чун шудӣ ту пок, парда барканад,
Ҷони покон хеш бар ту мезанад.

Оҳан арчи тираву бенур буд,
Сайқале он тирагӣ аз вай зудуд.

Сайқале дид оҳану хуш кард рӯ,
То ки суратҳо тавон дид андар ӯ.
Гар тани хокӣ ғализу тира аст,
Сайқалаш кун, з-он ки сайқал гира аст.

З-он ки мардум ҳаст ҳамчун оби ҷӯ,
Чун шавад тира, набинӣ қаъри ӯ.

Ганҷ зери хона асту чора нест,
Аз харобий хона мандешу маист.
Ки ҳазорон хона аз як нақди ганҷ,
Тон иморат кард бетаклифу ранҷ.
Оқибат ин хона худ вайрон шавад,
Ганҷ аз зераш яқин урён шавад.

Чунки бо кӯдак сару корам фитод,
Ҳам забони кӯдакон бояд кушод.

Гофилӣ ҳам ҳикмат асту неъмат аст,
То напаррад зуд сармоя зи даст.
Лек не чандон, ки носуре шавад,
Заҳри ҷону ақли ранҷуре шавад.

Ҳин, бидеҳ, ай қатра, худро бенадам,
То биёбӣ дар баҳои қатра ям.
Ҳин, бидеҳ, ай қатра, худро ин шараф,
Дар кафи дарё шав омин аз талаф.

Худ киро ояд чунин давлат ба даст,
Қатраро баҳре тақозогар шудаст.

Душмани ту ҷуз ту набвад, ай лаъин,
Бегуноҳонро магӯ душман ба кин.
Пеши ту ин ҳолати бад давлат аст,
Ки даводав аввалу охир лат аст.

Ин такаббур заҳри қотил дон, ки ҳаст,
Аз майи пурзаҳр шуд он гиҷ маст.
Чун майи пурзаҳр нӯшад мудбире,
Аз тараб як дам биҷунбонад саре.
Баъди як дам заҳр бар ҷонаш фитад,
Заҳр дар ҷонаш кунад доду ситад.

Роҳзан ҳаргиз гадоеро назад,
Гург гурги мурдаро ҳаргиз газад?

Чун шикаста мераҳад, ишкаста шав,
Амн дар фақр аст, андар фақр рав.

Меҳтарӣ нафт асту оташ, ай гавӣ,
Ай бародар! Чун бар озар меравӣ?
Ҳар чӣ ӯ ҳамвор бошад бо замин,
Тирҳоро кай ҳадаф гардад? Бибин.

Нардбони халқ ин мову манист,
Оқибат з-ин нардбон афтоданист.
Ҳар кӣ болотар равад аблаҳтар аст,
К-устухони ӯ батар хоҳад шикаст.

Ёри ғолиб шав, ки то ғолиб шавӣ,
Ёри мағлубон машав, ҳин, ай ғавӣ!

Нақши зоҳир баҳри нақши гоиб аст
В-он барои ғоиби дигар бибаст.

Ҳар касе андозаи равшандилӣ,
Ғайбро бинад ба қадри сайқале.
Ҳар кӣ сайқал беш кард, ӯ беш дид,
Бештар омад бар ӯ сурат падид.

Ҳар кӣ поёнбинтар ӯ, маъсудтар,
Ҷидтар ӯ корад, ки афзун дид бар.

Ҳам суол аз илм хезад, ҳам ҷавоб,
Ҳамчунон ки хору гул аз хоку об.
Ҳам залол аз илм хезад, ҳам ҳудо,
Ҳамчунон ки талху ширин аз нидо.

Ман надидам ташнагӣ хоб оварад,
Хоб орад ташнагии бехирад.

Сабр кун, дар мӯзадӯзӣ ту ҳанӯз
В-ар бувӣ бесабр, гардӣ порадӯз.
Кӯҳнадӯзон гар будишон сабру ҳилм,
Ҷумла навдӯзон шудандӣ ҳам ба илм.

Ҳар кӣ охирбин бувад масъудвор,
Набвадаш ҳар дам зи раҳ рафтаи исор.

Пешво чашм аст дасту пойро,
К-ӯ бибинад ҷойро, ноҷойро.

Ақлро хидмат кунӣ дар иҷтиҳод,
Поси ақл он аст, к-афзояд рашод.

Ҳазл таълим аст, онро ҷид шунав,
Ту машав бар зоҳири ҳазлаш гарав.
Ҳар ҷиде ҳазл аст пеши ҳозилон,
Ҳазлҳо ҷид аст пеши оқилон.

Хамр танҳо нест сармастии хуш,
Ҳар чӣ шаҳвонист, бандад чашму гӯш.

Сурат омад чун либосу чун асо,
Ҷуз ба ақлу ҷон наҷунбад нақшҳо.

Пас ба сурат одамӣ фаръи ҷаҳон
В-аз сифат асли ҷаҳон инро бидон,
Зоҳирашро пашшае орад ба чарх,
Ботинаш бошад муҳити ҳафт чарх.

Об агар дар равғани ҷӯшон кунӣ,
Дегдону дегро вайрон кунӣ.
Нарм гӯ, лекин магӯ ғайри савоб,
Васваса мафрӯш дар «лину-л-хатоб».

Ойина, к-ӯ айби рӯ дорад ниҳон,
Аз барои хотири ҳар қалтабон,
Ойина набвад, мунофиқ бошад ӯ,
Инчунин ойина то тонӣ, маҷӯ!

### Дафтари панҷум

Гарчи шармин буд, шармаш ҳирс бурд,
Ҳирс аждарҳост, на чизест хурд.

То нагиряд абр, кай хандад чаман?
То нагиряд тифл, кай ҷӯшад лабан?

Гиряи абр асту сӯзи офтоб,
Устуни дунё, ҳамин ду риштатоб.

Гар ҷаҳон боғе пур аз неъмат шавад,
Қисми мушу мӯр ҳам хоке бувад.

Мо на мурғони ҳаво, на хонагӣ,
Донаи мо донаи бедонагӣ.
З-он фарох омад чунин рӯзии мо,
Ки даридан шуд қабодӯзии мо.

Гӯли ман кун хешрову ғарра шав,
Офтобиро раҳо кун, зарра шав.
Бар дарам сокин шаву бехона бош,
Даъвии шамъӣ макун, парвона бош.

Ақли ҷузвӣ ақлро бадном кард,
Коми дунё мардро беком кард.
Зӯрро бигзору зориро бигир.
Раҳм сӯйи зорӣ ояд, ай фақир!

Сад хуранда гунҷад андар гирди хон,
Ду риёсатҷӯ нагунҷад дар ҷаҳон.

Фикрати бад нохуни пурзаҳр дон,
Мехарошад дар тааммуқ рӯйи ҷон.

Ҳалли ин ишкол кун, гар одамӣ,
Харҷи ин кун дам, агар одамдамӣ.
Ҳадди аъёну араз дониста гир,
Ҳадди худро дон, ки набвад з-ин гузир.
Чун бидонӣ ҳадди худ, з-ин ҳад гурез,
То ба беҳад даррасӣ, ай хокбез!

Пас сияҳкорӣ бувад рафтан зи ҷон,
Баҳри тахйилоти ҷон, сӯйи духон.

Чун адӯ набвад, ҷиҳод омад муҳол,
Шаҳватат набвад, набошад имтисол.

Ғайри маъшуқ ар тамошое бувад,
Ишқ набвад, ҳарза савдое бувад.

Ҷуз ба зид, зидро ҳаменатвон шинохт,
Чун бибинад захм, бишносад навохт.

В-ар набошад сабр, пас нодида беҳ,
Тир дур авло зи марди безиреҳ.

Пас ҳунар омад ҳалокат хомро,
К-аз пайи дона набинад домро.

На ба Ҳинд аст эману на дар Хутан,
Он ки хасми ӯст сояй хештан.

Ақли комилро қарин кун бо хирад,
То ки бозояд хирад з-он хӯйи бад.

Гар ту кардӣ саъйу шукри мучтаҳад,
Ғам махур, ки сад чунон бозат диҳад
В-ар накардӣ шукр, акнун хун гирӣ,
Ки шудаст он ҳусн аз кофир барӣ.

Давлати рафта кучо кувват диҳад?
Давлати оянда хосийят диҳад.
Қарз деҳ з-ин давлат андар «ақризу»,
То ки сад давлат бибинӣ пеши рӯ.

Марди коранда, ки анбораш тиҳист,
Шоду хуш на бар умеди нестист.

Пас паямбар гуфт баҳри ин тариқ,
Бовафотар аз амал набвад рафиқ.
Гар бувад некӯ, абад ёрат шавад
В-ар бувад бад, дар лаҳад морат шавад.
Ин амал в-ин касб дар роҳи садод
Кай тавон кард, ай падар беустод?

Аввалаш илм аст, он гоҳе амал,
То диҳад бар баъди мӯҳлат ё ачал.
Пас либоси кибр берун кун зи тан,
Малбаси зул пӯш дар омӯхтан.
Илм омӯзӣ, тариқаш қавлӣ аст,
Ҳирфат омӯзӣ, тариқаш феълӣ аст.

Чашмаи шир аст дар ту беканор,
Ту чаро ме-шир ҷӯйӣ аз тагор?

Манфазе дорӣ ба баҳр, ай обгир,
Нанг дор аз об ҷустан аз ғадир.

Як сабад пур нон туро бар фарқи сар,
Ту ҳамехоҳӣ лаби нон дар ба дар?

То ба зонуӣ миёни оби ҷӯ,
Ғофил аз худ, з-ину он ту обҷӯ.

Асб зери рону форис асбҷӯ,
Чист ин? Гуфт: «Асб, лекин асб ку?»

Ҳин, бизан он шохи бадро, хав кунаш,
Об деҳ ин шохи хушро, нав кунаш.
Ҳар ду сабзанд ин замон, охир нигар,
К-ин шавад ботил, аз он рӯяд самар.
Оби боғ инро ҳалол, онро ҳаром,
Фарқро охир бибинӣ, вассалом.

Адл вазъи неъмате дар мавзеъаш,
На ба ҳар бехе, ки бошад обкаш.
Зулм чӣ бвад? Вазъ дар номавзеъе,
Ки набошад ҷуз балоро манбаъе.

Сурмаро дар гӯш кардан шарт нест,
Кори дилро ҷустан аз тан шарт нест.
Заҳр танро нофеъ асту қанд бад,
Тан ҳамон беҳтар, ки бошад бемадад.

В-ар надорӣ по, бичунбон хешро,
То бибинӣ ҳар каму ҳар бешро.

Хону мон чун хирқаву ин ҳирс реш,
Ҳирси ҳар кӣ беш бошад, реш беш.

Ишқро сад нозу истибкор ҳаст,
Ишқ бо сад ноз меояд ба даст.
Ишқ чун вофисту вофӣ мехарад,
Дар ҳарифи бевафо менангарад.
Чун дарахт аст одамиву бех аҳд,
Бехро тимор мебояд ба ҷаҳд.

Ту машав гирра ба илмаш, аҳд ҷӯ,
Илм чун қишр асту аҳдаш мағзи ӯ.

Ҳар киро бошад мизоҷу табъи суст,
Ӯ нахоҳад ҳеч касро тандуруст.
Гар нахоҳӣ рашки иблисей, биё,
Аз дари даъво ба дарғоҳи вафо.
Гар вафоят нест, боре дам мазан,
Ки сухан даъвист, ағлаб мову ман.

Ин сухан дар сина дахли мағзҳост,
Дар хамӯшӣ мағзи ҷонро сад намост.
Чун биёмад дар забон, шуд харҷи мағз,
Харҷ кам кун, то бимонад мағзи мағз.
Марди камгӯяндаро фикр аст зафт,
Қишри гуфтан чун фузун шуд, мағз рафт.
Пӯст афзун буд, лоғар буд мағз,
Пӯст лоғар шуд, чу комил гашту нағз.

Ҳар кӣ ӯ исён кунад, шайтон шавад,
Ки ҳасуди давлати некон шавад.

Пас дуъои хушк ҳил, ай некбахт,
Ки фишонди дона мехоҳад дарахт.

Дар наъими фонии молу ҷасад,
Чун ҳамесӯзанд ома аз ҳасад.

Ин заноне, к-аз ҳама мушфиқтаранд,
Аз ҳасад ду зарра худро мех(в)аранд.
То ки мардоне, ки худ сангиндиланд,
Аз ҳасад то дар кадомин манзиланд?

Он шаётин худ ҳасуди кӯҳнаанд,
Як замон аз раҳзанӣ холӣ наянд
В-он банӣ - Одам, ки исён киштаанд,
Аз ҳасудӣ низ шайтон гаштаанд.

Тавба кун, безор шав аз ҳар адӯ,
К-ӯ надорад оби Кавсар дар каду.
Ҳар киро дидӣ зи Кавсар сурхрӯ,
Ӯ муҳаммадхӯст, бо ӯ гир хӯ.

Пашша бигрезад зи боди бодаҳо,
Пас чӣ донад пашша завқи бодҳо.
Чун қадим ояд, ҳадас гардад абас,
Пас куҷо донад қадимиро ҳадас?

Ҷиддро бояд, ки ҷон банда бувад,
З-он ки ҷид ҷӯянда ёбанда бувад.

Ай басо сармасти нору норҷӯ,
Хештанро нури мутлақ донад ӯ,

Зиштҳоро хуб бинмояд шараҳ,
Нест чун шаҳват батар з-офоти раҳ.

Шаҳват аз хӯрдан бувад, кам кун зи х(в)ар,
Ё никоҳе кун, гурезон шав зи шар.
Чун бихӯрдӣ, мекашад сӯйи ҳарам,
Дахлро харҷе бибояд лоҷарам.

Феъли оташро намедонӣ ту бард,
Гирди оташ бо чунин дониш магард.
Илми дегу оташ ар набвад туро,
Аз шарар на дег монад, на або.

Чун надонӣ дониши оҳангарӣ,
Ришу мӯ сӯзад чу он ҷо бигзарӣ.

Мурғи ғофил мехурад дона зи дом,
Ҳамчу андар доми дунё, ин авом.

Муштарие ҷӯ, ки ҷӯёни ту аст,
Олами оғозу поёни ту аст.
Ҳин, макаш ҳар муштариро ту ба даст,
Ишқбозӣ бо ду маъшуқа бад аст.

Ҳирс кӯрат карду маҳрумат кунад,
Дев ҳамчун хеш марҷумат кунад.

Асл бинад дида, чун акмал бувад,
Фаръ бинад, чунки мард аҳвал бувад.

Гар туро он ҷо барад, набвад аҷаб,
Мангар андар аҷзу бингар дар талаб.

К-ин талаб дар ту гаравғони Худост,
З-он ки ҳар толиб ба матлубе сазост.
Ҷаҳд кун то ин талаб афзун шавад,
То дилат з-ин чоҳи тан берун шавад.

Гар хурӣ кам, гурсна монӣ чу зоғ
В-ар хурӣ пур, гирад оруғат димоғ.
Камхурӣ хӯйи баду хушкиву дақ,
Пурхурӣ шуд тухмаро тан мустаҳақ.

Аз таъомуллоҳу қути хушгувор,
Бар чунон дарё чу киштӣ шав савор.
Бош дар рӯза шикебову мусирр,
Дам ба дам қути Худоро мунтазир.

Ай падар! Ал-интизор! Ал-интизор!
Аз барои хони боло, мардвор.
Ҳар гурусна оқибат қуте биёфт,
Офтоби давлате бар вай битофт.

Сар баровар ҳамчу кӯҳе, ай санад,
То нахустин нури хур бар ту занад.
К-он сари кӯҳи баланди мустақир,
Ҳаст хуршеди саҳарро мунтазир.

Ҷони олим сӯйи олим меравад,
Рӯҳи золим сӯйи золим меравад,
Кӯзаи чӯбин, ки дар вай оби ҷӯст,
Қудрати оташ ҳама бар зарфи ӯст.

Маънии инсон бар оташ молик аст,
Молики дӯзах дар ӯ кай ҳолик аст?

Пас маяфзо ту бадан, маънӣ физо,
То чу молик бошӣ оташро киё.

Гар набудӣ ишқ, ҳастӣ кай будӣ?
Кай задӣ нон бар туву кай ту шудӣ?

Ҳар кӣ ранҷе дид, ганҷе шуд падид,
Ҳар кӣ ҷидде кард, дар ҷадде расид.

Зар беҳ аз ҷон аст пеши аблаҳон,
Зар нисори ҷон бувад назди шаҳон.
Мешитобиданд тафт аз ҳирси зар,
Ақлашон мегуфт: «На, оҳистатар».
Ҳирс тозад беҳуда сӯйи сароб,
Ақл гӯяд: «Нек бин, к-он нест об».
Ҳирс ғолиб буд, зар чун ҷон шуда,
Наъраи ақл он замон пинҳон шуда.

Баҳри беқаъp аст, танҳо илм нест,
Кӯҳу сад кӯҳ аст ин худ, ҳилм нест.

Меъда ҳалвоӣ бувад, ҳалво кашад,
Меъда сафроӣ бувад, сирко кашад.
Фарши сӯзон сардӣ аз ҷолис бараd,
Фарши афсурда ҳароратро х(в)арад.
Дӯст бинӣ, аз ту раҳмат меҷаҳад,
Хасм бинӣ, аз ту сатват меҷаҳад.
Гар ту худро бишканӣ, мағзе шавӣ,
Достони мағзи нағзе бишнавӣ.
Ҷавзро дар пӯстҳо овозҳост,
Мағзу равғанро худ овозе куҷост?

Чанд пухтӣ талху тезу шӯр газ,
Ин яке бор, имтиҳон, ширин бипаз.

Гар чапӣ, бо ҳазрати ӯ рост бош,
То бибинӣ дастбурди лутфҳош.

Тарс мӯйе нест андар пеши ишқ,
Ҷумла қурбонанд андар кеши ишқ.

Шарҳи ишқ ар ман бигӯям бардавом,
Сад қиёмат бигзарад в-он нотамом.

Олами асбобу чизе бесабаб
Менаёяд, пас муҳим бошад талаб.

Гуфт пайғамбар, ки бар ризқ, ай фато,
Дар фурӯ бастасту бар дар қуфлҳо.
Ҷунбишу омадшуди мо в-иктисоб,
Ҳаст мифтоҳе бар он қуфлу ҳиҷоб.
Бекалид ин дар гушодан роҳ нест,
Бе талаб нон суннати Аллоҳ нест.

Ризқ ояд пеши ҳар кӣ сабр ҷуст,
Ранҷи кӯшишҳо зи бесабрии туст.

Чун қаноатро Паямбар ганҷ гуфт,
Ҳар касеро кай расад ганҷи нуҳуфт?

Ҳадди худ бишносу бар боло мапар,
То наяфтӣ дар нишеби шӯру шар.

Гуфт: «Ин маъкус мегӯйӣ, бидон,
Шӯру шар аз тамъ ояд сӯйи ҷон.
Аз қаноат ҳеч кас беҷон нашуд,
Аз ҳарисӣ ҳеч кас султон нашуд».

Даст додастат Худо, коре бикун,
Максабе кун, ёрии ёре бикун.
Ҳар касе дар максабе по мениҳад,
Ёрии ёрони дигар медиҳад.

Ай хунук он кас, ки ақлаш нар бувад,
Нафси зишташ модаву музтар бувад.

Шайхи нуронӣ зи раҳ огаҳ кунад,
Бо сухан ҳам нурро ҳамраҳ кунад.
Ҷаҳд кун, то масту нуронӣ шавӣ,
То ҳадисатро шавад нураш равӣ.

Нардбонҳоест пинҳон дар ҷаҳон
Поя-поя то инони осмон.
Ҳар гурӯҳро нардбоне дигар аст,
Ҳар равишро осмоне дигар аст.

Дарнагунҷад ишқ дар гуфту шунид,
Ишқ дарёест, қаъраш нопадид.

Ишқ ҷӯшад баҳрро монанди дег,
Ишқ সояд кӯҳро монанди рег.

Ишқ бишкофад фалакро сад шикоф,
Ишқ ларзонад заминро аз газоф.

Ҳирс кӯру аҳмаку нодон кунад,
Маргро бар аҳмақон осон кунад.

Ранҷи ҷӯъ аз ранҷҳо покизатар,
Хоса дар ҷӯъ аст сад нафъу ҳунар.

Чун набошад нури дил, дил нест он,
Чун набошад рӯҳ, ҷуз гил нест он.

Ҷӯ, ки обаш ҳает, ҷӯ худ он бувад,
Одамӣ он аст, к-ӯро ҷон бувад.

Аҷз набвад аз қадар в-ар гар бувад,
Ҷоҳилӣ аз оҷизӣ бадтар бувад.

Ҳирс чун хуршедро пинҳон кунад,
Чӣ аҷаб гар пушт бар бурҳон кунад?

Амр оҷизро қабеҳ асту замим,
Хашм баттар, хоса аз рабби раҳим.

Чун найӣ ранҷур, сарро бармабанд,
Ихтиёрат ҳаст, бар сиблат маханд.

Пас қалам бинвишт, ки ҳар корро
Лоиқи он ҳаст таъсиру ҷазо.

Каж равӣ «ҷаффа-л-қалам» каж оядат,
Ростӣ орӣ, саодат зоядат.
Ки нагардад суннати мо аз рашад,
Некро некӣ бувад, бадрост бад.

Ишқ бар мурда набошад пойдор,
Ишқро бар ҳаййи ҷонафзой дор.

Он чӣ бинад он ҷавон дар ойина,
Пир андар хишт мебинад ҳама.
Пир ишқи туст, на риши сапед,
Дастгири садҳазорон ноумед.

Ҳар кӣ маҳҷуб аст, ӯ худ кӯдак аст,
Мард он бошад, ки берун аз шак аст.

Ҳин, равиш бигзину тарки риш кун,
Тарки ин мову ману ташвиш кун.
Ҳасрати озодагон шуд бандагӣ,
Бандагиро чун ту додӣ зиндагӣ.
Мӯъмин он бошад, ки андар ҷазру мад
Кофар аз имони ӯ ҳасрат хӯрад.

Хокро бар сар занӣ, сар нашканад,
Обро бар сар занӣ, дарнашканад.
Гар ту мехоҳӣ, ки сарро бишканӣ,
Оброву хокро бар ҳам занӣ.

Афв кун, то афв ёбӣ дар ҷазо,
Мешикофад мӯ қадар андар сазо.

Ҷавҳар аст инсону чарх ӯро араз,
Ҷумла фаръу поянду ӯ ғараз.

Бо бути зинда касе чун гашт ёр,
Мурдаро чун дар кашад андар канор?

Ҳар киро гулшан бувад базму ватан,
Кай хӯрад ӯ бода андар гулхан?

Лек сурхӣ бар рухе, к-он ломеъ аст,
Баҳри он омад, ки ҷонаш қонеъ аст.
Ки тамаъ лоғар кунад, зарду залил,
Нест ӯ аз иллати абдон алил.

Нури бесоя латифу олӣ аст,
Он мушаббак сояи ғирболӣ аст.

Ҳаст меҳмонхона ин тан, ай ҷавон!
Ҳар сабоҳе зайфи нав ояд давон.

Ҳар чӣ ояд аз ҷаҳони ғайбваш,
Дар дилат зайф аст, ӯро дор х(в)аш.

Нест ҳар ақле, ҳақире нойдор,
Вақти ҳирсу вақти хашму корзор.

Даври гардунҳо зи мавҷи ишқ дон,
Гар набудӣ ишқ, бифсурдӣ ҷаҳон.

Мамлакат, к-он менамонад ҷовидон,
Ай дилат хуфта, ту онро хоб дон.

Ҳам дар ин олам, бидон, ки мӯъминест,
Аз мунофиқ кам шунав, к-ӯ ғуфт нест.

Гиряву ханда, ғаму шодии дил,
Ҳар якеро маъдане дон мустақил.
Модари фарзандро бас ҳаққҳост,
Ӯ на дархурди чунин ҷавру ҷафост.

Сар зи ҳавво тофтан аз сарварист,
Тарки ҳавво қуввати пайғамбарист.

Доимо ғафлат зи густохӣ дамад,
Ки барад таъзим аз дида рамад.

Ай ту пок аз ҷаҳлу илмат пок аз он,
Ки фаромӯшӣ кунад бар вай ниҳон.

Ҳар вуҷуде, к-аз адам бинмуд сар,
Бар яке заҳр асту бар дигар шакар.
Дӯст шав в-аз хӯйи нохуш шав барӣ,
То зи хумрай заҳр ҳам шаккар х(в)арӣ.

**Дафтари шашум**

Ин ҷаҳон ҷанг аст кул, чун бингарӣ,
Зарра бо зарра, чу дин бо кофарӣ.

Ҳаст берангӣ усули рангҳо,
Сулҳҳо бошад усули ҷангҳо.

Оби Ҷайҳунро агар натвон кашид,
Ҳам зи қадри ташнагӣ натвон бурид.

Мурғ бо пар мепарад то ошён,
Парри мардум ҳиммат аст, ай мардумон!

Иқтизои ҷон чу ай дил, огаҳист,
Ҳар кӣ огоҳтар бувад, ҷонаш қавист.

Шохи гул ҳар ҷо, ки рӯяд, ҳам гул аст,
Хумми мул ҳар ҷо, ки ҷӯшад, ҳам мул аст.

Гар зи Мағриб барзанад хуршед сар,
Айни хуршед аст, на чизи дигар.

То хаёлу фикри хуш бар вай занад,
Фикри ширин мардро фарбеҳ кунад.
Ҷонвар фарбеҳ шавад, лек аз алаф,
Одамӣ фарбеҳ зи изз асту шараф.
Одами фарбех шавад аз роҳи гӯш,
Ҷонвар фарбеҳ шавад аз ҳалқу нӯш.

Бори худ бар кас манеҳ, бар хеш неҳ,
Сарвариро кам талаб, дарвеш беҳ.

Ин ҷаҳон дом асту дона-ш орзу,
Даргурез аз домҳо, рӯй ор з-ӯ.

Бар қазо кам неҳ баҳона, ай ҷавон,
Ҷурми худро чун ниҳӣ бар дигарон?

Гирди худ баргарду ҷурми худ бибин,
Ҷунбиш аз худ бину аз соя мабин.

Чу бикорӣ ҷав, нарӯяд ғайри ҷав,
Қарз ту кардӣ, зи кӣ хоҳад гарав?
Ҷурми худро бар касе дигар манеҳ,
Ҳуш ба гӯши худ бад-ин подош деҳ

Ёр шав, то ёр бинӣ беадад,
З-он ки бе ёрон бимонӣ бемадад.

Ҳаст суннат раҳ, ҷамоъат чун рафиқ,
Бе раҳу бе ёр, афтӣ дар мазиқ.

Пеш аз он-к ишкаста гардад корвон,
Он замон чӯбак бизан, ай посбон!

Лафзро монандаи ин ҷисм дон,
Маъниашро дар дарун монанди ҷон.

Дар сар он чӣ ҳаст, гӯш он ҷо равад,
Дар сар ар сафрост, он савдо шавад.

Ҳар кӣ зеботар бувад, рашкаш фузун,
З-он ки рашк аз ноз хезад, ё банун!

Дар хамӯшӣ, гуфти мо азҳар шавад,
Ки зи манъ он майл афзунтар шавад.

Одамӣ дида-ст, боқӣ гӯшту пӯст,
Ҳар чӣ чашмаш дидааст, он чиз ӯст.

Дар тиҷорат нест сармояе,
Пас чӣ шахси зишти ӯ, чӣ сояе.
Моя дар бозори ин дунё зар аст,
Моя он ҷо ишқу ду чашми тар аст.
Ҳар кӣ ӯ бемояе бозор рафт,
Умр рафту бозғашти ӯ хом тафт.

Дегро тадриҷу устодона ҷӯш,
Кор н-ояд қалйаи девонаҷӯш.

Гарчи андар парвариш тан модар аст,
Лек аз сад душманат душмантар аст.
Тан чу шуд бемор, доруҷӯ-т кард
В-ар қавӣ шуд, мар туро тоғут кард.

Ҳар киро бинӣ якс ҷомай дуруст.
Дон, ки ӯ онро ба сабру касб ҷуст.
Ҳар киро дидӣ бараҳна-в бенаво.
Ҳаст бар бесабрии ӯ он гуво.

Сабр агар кардиву илфи бовафо.
Аз фироқи ӯ нахӯрдӣ ин қафо.

Ҷоҳил ар бо ту намояд ҳамдилӣ.
Оқибат захмат занад аз ҷоҳилӣ.

Дӯстии ҷоҳили ширинсухан
Кам шунав, к-он ҳаст чун саммӣ кухан.

Ҳаст қозӣ раҳмату дафъи ситез.
Қатрае аз баҳри адли растахез.

Он чӣ напсандӣ ба худ, ай шайхи дин.
Чун писандӣ бар бародар, ай амин?

Хандаҳо дар гиряҳо омад катим.
Ганҷ дар вайронаҳо ҷӯ, ай салим!

Ёр бошад роҳро пушту паноҳ.
Чунки неку бингарӣ, ёр аст роҳ.

Атласи умрат ба миқрози шуҳур.
Бурд пора-пора хайёти ғурур.

Ту мабин қаллобии ин ахтарон,
Ишқи худ бар қалб зан, бин, ай муҳон!

Рӯзи адлу адл доди дарх(в)ар аст,
Кафш они по, кулоҳ они сар аст.

З-он ки миллат фазл ҷӯяд ё халос,
Покбозонанд қурбонони хос.
Не Худоро имтиҳоне мекунанд,
Не дари суду зиёне мезананд.

Нест аз ошиқ касе девонатар,
Ақл аз савдои ӯ кӯр асту кар.

Андар ойина чӣ бинад марди ом?
Ки набинад пир андар хишти хом.

Хас най, дур аз ту рашки гавҳарӣ,
Дар миёни мавҷу баҳр авлотарӣ.

Чун бибинӣ маҳраме, гӯ сирри ҷон,
Гул бибинӣ, наъра зан чун булбулон.
Чун бибинӣ машки пурмакру маҷоз,
Лаб бибанду хештанро хунб соз.

Бо сиёсатҳои ҷоҳил сабр кун,
Хуш мудоро кун ба ақли «мин ладун».
Сабр бо ноаҳл аҳлонро ҷилест,
Сабр софӣ мекунад ҳар ҷо дилест.
Кай шавад дарё зи пӯзи саг наҷис?
Кай шавад хуршед аз пуф мунтамис?

Хешро мавзуну чусту сахта кун,
З-оби дида нони худро пухта кун.
Хешро урён кун аз фазлу фузул,
То кунад раҳмат ба ту ҳар дам нузул.

Даргузар аз фазлу аз чалдиву фан,
Кор хидмат дораду хулқи ҳасан.

Иштиҳо содиқ бувад, таъхир беҳ,
То гуворида шавад он бегиреҳ.

Чораи дафъи бало набвад ситам,
Чора эҳсон бошаду афву карам.

Гуфт шаҳ: «Некӯст хайру мавқеъаш,
Лек чун хайре кунӣ дар мавзеъаш.
Мавзеъи рух шаҳ ниҳӣ, вайронӣ аст,
Мавзеъи шаҳ асб, ҳам нодонӣ аст».

Хайри мутлақ нест з-инҳо ҳеч чиз,
Шарри мутлақ нест з-инҳо ҳеч низ.
Нафъу зарри ҳар яке аз мавзеъ аст,
Илм аз ин рӯ воҷиб асту нофеъ аст.
Ай басо заҷре, ки бар мискин равад,
Дар савоб аз нону ҳалво беҳ бувад.

«Амруҳум шуро» барои ин бувад,
К-аз ташовур саҳву каж камтар равад.
Ин хирадҳо чун масобеҳ анвар аст,
Бист мисбоҳ аз яке равшантар аст.

Ҷӯши нутқ аз дил нишони дӯстист,
Бастагии нутқ аз беулфатист.
Дил, ки дилбар дид, кай монад туруш?
Булбуле гул дид, кай монад хамуш?
Наҷм андар регу дарё раҳнамост,
Чашм андар наҷм неҳ, к-ӯ муқтадост.

Рӯз бар шаб ошиқ асту музтар аст,
Чун бибинӣ шаб бар ӯ ошиқтар аст.
Нестшон аз ҷустуҷӯ як лаҳза ист,
Аз пайи ҳамшон якс дам ист нест.
Ин гирифта пойи он, он гӯши ин,
Ин бар он мадҳушу он беҳуши ин.
Дар дили маъшуқ ҷумла ошиқ аст,
Дар дили Узро ҳамеша Вомиқ аст
Дар дили ошиқ ба ҷуз маъшуқ нест,
Дар миёншон фориқу мафруқ нест.

Ҳар кӣ ӯ як бор худ бадном шуд,
Худ набояд ном ҷусту хом шуд.
Ай басо зар, ки сияҳтобаш кунанд,
То шавад эмин зи тороҷу газанд.

Ай фиғон аз ёри ноҷинс, ай фиғон,
Ҳамнишини нек ҷӯед, ай меҳон!

Ҳин, машав суратпарасту ин магӯ,
Сирри ҷинсият ба сурат - дар маҷӯ.
Одам устурлоби авсофи улуст,
Васфи Одам мазҳари оёти ӯст.

Чунки қубҳи хеш дидӣ, ай ҳасан,
Андар ойина, бар ойина мазан.
Акс охир чанд пояд дар назар?
Аслбинӣ пеша кун, ай кажнигар!

Кӯзагар бо кӯза бошад корсоз,
Кӯза аз худ кай шавад пахну дароз?

Чӯб дар дасти даравгар мӯътакиф
В-арна чун гардад бурида-в мӯъталиф?
Ҷома андар дасти хайёте бувад
В-арна аз худ чун бидӯзад ё дарад?
Машк бо сақко бувад, ай мунтаҳӣ
В-арна аз худ чун шавад пур ё тиҳӣ?

Бе зи тақлиде назарро пеша кун,
Ҳам барои ақли худ андеша кун.

Қаср чизе нест, вайрон кун бадан.
Ганҷ дар вайронӣ аст, ай мири ман!

Меваи ширин ниҳон дар шоху барг.
Зиндагии ҷовидон дар зери марг.

Колаи дуздида набвад пойдор.
Лекин орад дуздро то пойи дор.

Дар фараҷ ҷӯйӣ, хирад сартез беҳ.
Аз камингоҳи бало парҳез беҳ.

Аз қадаҳҳои сувар бигзар, маист.
Бода дар ҷом аст, лек аз ҷом нест.

Одамо, маънии дилбандам биҷӯй.
Тарки қишру сурати гандум бигӯй.

Сурат аз бесурат ояд дар вуҷуд,
Ҳамчунон, к-аз оташе зода-ст дуд.

Лек баъзе рӯ суйи дум кардаанд,
Гарчи сар асл аст, сар гум кардаанд.

Он чӣ дар ойина мебинад ҷавон,
Пир андар хишт бинад пеш аз он.

Тарки макри хештан гир, ай амир!
По бикаш пеши иноят, хуш бимир.

Заррае сояй иноят бехтар аст
Аз ҳазорон кӯшиши тоатпараст.

Навми олим аз ибодат беҳ бувад,
Ончунон илме, ки мустанбеҳ бувад.

Илм дарёест беҳадду канор,
Толиби илм аст ғаввоси биҳор.
Гар ҳазорон сол бошад умри ӯ,
Ӯ нагардад сер худ аз ҷустуҷӯ.

Мо ҳамегуфтем кам нол аз ҳараҷ,
Сабр кун, к– «ассабру мифтоҳу-л-фараҷ».

Ҷумла оламро нишон дода ба сабр,
З-он ки сабр омад чароғу нури садр.

Ҳам ба табъ овар ба мардӣ хешро,
Пешво кун ақли сабрандешро.

Ақл бошад мардро болу парс,
Чун надорад ақл, ақли раҳбаре.

Ё музаффар, ё музаффархӯй бош,
Ё назарвар, ё назарварҷӯй бош.

Заҳри қотил, сураташ шаҳд асту шир,
Ҳин, марав бе сӯҳбати пири хабир.
Ҷумла лаззоти ҳаво макр асту зарқ,
Сӯзу торикист гирди нури барқ.

Ғайри пир, устоду сарлашкар мабод,
Пири гардун не, вале пири рашод.

Пир бошад нардбони осмон,
Тир паррон аз кӣ гардад? Аз камон.

Дониши он буд мавқуфи сафар,
Н-ояд он дониш ба тезии фикар.

Моли меросӣ надорад худ вафо,
Чун ба ноком аз гузашта шуд ҷудо.

Раҳм бар дуздону ҳар манҳусдаст
Бар заъифон зарбату бераҳмӣ аст.

Лаззат аз ҷӯъ аст, на аз нуқли нав,
Бо маҷоъат аз шакар беҳ нони ҷав.

Дард доруи куҳанро нав кунад,
Дард ҳар шохи малуле хав кунад.

Кимиёи навкунанда дардҳост,
Ку малулӣ он тараф, ки дард хост?
Ҳин, мазан ту аз малулӣ оҳи сард,
Дард ҷӯву дард ҷӯву дард, дард!

Оби шӯре нест дармони аташ,
Вақти хӯрдан гар намояд сарду х(в)аш.

Он ки ӯро чашми дил шуд дидбон,
Дид хоҳад чашми ӯ айнулъаён.

Мулки дунё танпарастонро ҳалол,
Мо ғуломи мулки ишқи безавол.

Осиёи чарх бар беғандумон
Мӯсапсдӣ бахшаду заъфи миён.
Лек бо богандумон ин осиё
Мулкбахш омад, диҳад кору киё.

Ҳад надорад ин масал, кам чӯ сухун,
Ту бирав, таҳсили истеъдод кун.

Хонаи сар ҷумла пурсавдо бувад,
Садр пурвасвосу пурғавго бувад.

Дар ҷуволи нафси худ чандин марав,
Аз харидорони худ ғофил машав.
Сурате аз суратат безор кун,
Хуфтаӣ, ҳар хуфтаро бедор кун.

Пас сақоми ишқ ҷони сиҳҳат аст,
Ранҷҳояш ҳасрати ҳар роҳат аст.
Гулшанс, к-аз бақл рӯяд, як дам аст,
Гулшане, к-аз ақл рӯяд, хуррам аст.
Гулшане, к-аз гил дамад, гардад табоҳ,
Гулшане, к-аз дил дамад, вофарҳатоҳ.

Ждаҳои ҳафтсар дӯзах бувад,
Ҳирси ту донасту дӯзах фах[15] бувад.

Мева гар кӯҳна шавад, то ҳаст хом
Пухта набвад, ғӯра гӯяндаш ба ном.
Гар шавад садсола он хоми туруш,
Тифлу ғӯра-ст ӯ бари ҳар тезҳуш.

Ҳаст сурат соя, маънӣ офтоб,
Нур бесоя бувад андар хароб.

Дард, к-он аз ваҳшати имон бувад,
Раҳм кун, к-он дард бе дармон бувад.

Одамӣ андар бало кушта беҳ аст,
Нафс кофирнеъмат асту гумраҳ аст.

Хуррам он, к-ин аҷзу ҳайрат қути ӯст,
Дар ду олам хуфта андар зилли дӯст.

Зиндагӣ дар мурдану дар меҳнат аст,
Оби Ҳайвон дар даруни зулмат аст.
Гурги дарранда-ст нафси бад, яқин,
Чӣ баҳона мениҳӣ бар ҳар қарин?

Ҷумла Қуръон шарҳи хубси нафсҳост,
Бингар андар мусҳаф, он чашмат куҷост?

Ҷисми зоҳир оқибат худ рафтанист,
То абад маънӣ бихоҳад шод зист.
Он итоб ар рафт, ҳам бар пӯст рафт,
Дӯст беозор сӯйи дӯст рафт.

Гар баёни нутқ козиб низ ҳаст,
Лек бӯй аз сидқу кизбаш мухбир аст.

Гар надонӣ ёрро аз даҳдила,
Аз машоми фосиди худ кун гила.

## АЗ РУБОИЁТ

Зинҳор, дило, ба худ мадеҳ раҳ ғамро,
Магзин ба ҷаҳон сӯҳбати номаҳрамро.
Бо тарраву ноне чу қаноат кардӣ,
Чун тарра масанҷ сиблати оламро.

Дар ҷони ту ҷонест, биҷӯ он ҷонро,
Дар кӯҳи танат дуре, биҷӯ он конро.

Сӯфии раванда, гар ту он меҷӯӣ,
Берун ту маҷӯ, зи худ биҷӯ ту онро.

Ақл аст, ки чизҳо зи мавзеъ ҷӯяд,
Тамйизу адаб маҷӯ ту аз масту хароб.

Зеро, ба хато роҳ барӣ сӯйи савоб,
Зеро, ба савол раҳ барӣ сӯйи ҷавоб.

Бекор машин, даро, даромез шитоб,
Бе кор будан ба хӯр барад ё сӯйи хоб.
Гар мехоҳӣ  бақову пирӯз, махусп,
Аз оташи ишқи дӯст месӯз, махусп.

Ай дӯст, макун, ки рӯзҳоро фардост,
Некию бадӣ чу рӯзи равшан пайдост.
Дар мазҳаби ошиқӣ хиёнат на равост,
Ман рост равам, ту каж равӣ, н-ояд рост.

Бо душмани ман  ёр чу бисёр нишаст,
Бо ёр набоядам дигар бор нишаст.

Парҳез аз он  гуле, ки бо хор нишаст.
Бигрез аз он магас, ки бо мор нишаст.

Чӣ чафсидӣ ту бар замин чун гули тар?!
Охир ҳаракот шуд калиди баракот.

Маҳ нур аз он гирифт к-аз шаб нарамид,
Гул бӯй аз он ёфт, ки бо хор бисохт.

Дил қолаби мурда дид худро бе ту,
Ин аст сазои он-к аз ҷон бигрехт.

Он ҷо, ин ҷо, магӯ, бигӯ: рост куҷост?
Олам ҳама ӯст, он-к биност, куҷост?
Дармони гами ишқ на бухлу на риёст,
Дар инқи ҳақиқӣ на вафову на ҷафост.

Бар хони азал гарчи зи халқон ғавғост,
Хӯрданду хӯранду кам нашуд, хон барҷост.

Ай бехабар аз магз, шуда ғарра ба пӯст,
Ҳуш дор, ки дар миёни ҷон дорӣ дӯст.

Ҳис мағзи тан асту магзи ҳиссат ҷон аст,
Чун аз тану ҳиссу ҷон гузаштӣ, ҳама ӯст.

Натвон ба гумони душман аз дӯст бурид,
Натвон ба хаёле зи ҳақиқат бархост.

Бар кони шакар чанд магасро ғавғост,
Кай кони шакарро ба магасҳо парвост?!

Мурғе, ки бар он кӯҳ нишасту бархост,
Бингар, ки дар он кӯҳ чӣ афзуду чӣ кост?!

Гар рост шавӣ, ҳар он чӣ мoрост, турост
В-ар рост найӣ, чаппи туро гирам рост.

Рӯзи шодӣ ҳама ҷаҳон ёри туанд,
Ёри шаби ғам, нишон касе кам додаст.

Аз неку бад огаҳем, иҷ нек бад аст,
Ҳар дил, ки на бехуд аст, зери лагад аст.

Шоҳон ҳама ганҷҳо ба вайрона ниҳанд,
Вайронаи мо зи ганҷ вайрона шуда-ст.

Инсоф бидеҳ, ки ишқ некӯкор аст,
З-он аст халал, ки табъ бадкирдор аст.
Ту шаҳвати хешро лақаб ишқ ниҳӣ,
Аз шаҳват то ишқ раҳи бисёр аст.

Бо гург бисозу бо ҳасудон манишин,
Гурги ҳасад аз гурги бурунӣ батар аст.

Он илм, ки дар мадраса ҳосил карданд,
Коре дигар асту ишқ коре дигар аст.

Навмед намешавад дили ошиқи маст,
Мардум бирасад ба ҳар чӣ ҳиммат дарбаст.

Гар пой бар орзӯ ниҳодӣ якчанд,
Куштӣ саги нафсрову қурбон ин аст.

Бегона чароед миёни хешон,
К-аз бохабарон бехабарӣ, бад корест.

Заҳрам бодо, ки бе ту мегирам ҷом,
Маргам бодо, ки бетуам бояд зист.

Ёре, ки ба назди ӯ гулу хор якест,
Дар мазҳаби ӯ мусҳафу зуннор якест.
Зинҳор, ба назди ӯ кассро мафирист,
К-ӯро хари лангу асби раҳвор якест.

Ҳар кас накашад камон, камон арзон нест,
Рустам бояд, ки кори номардон нест.

Аз беёрӣ зарифтар ёре нест
В-аз бекорӣ латифтар коре нест.
Ҳар кас, ки зи айёриву ҳила бибурид,
Валлаҳ, ки чу ӯ зираку айёре нест.

Осуда касе, ки дар каму бешӣ нест,
Дар банди тавонгарию дарвешӣ нест.
Фориғ зи ғами ҷаҳону аз халқи ҷаҳон,
Бо хештанаш ба заррае хешӣ нест.

Гар шарм ҳаме аз ону ин бояд дошт,
Пас айби касон зери замин бояд дошт.
В-ар ойинавор неку бад бинмойӣ,
Чун ойина рӯйи оҳанин бояд дошт.

Гар бар сари шаҳвату ҳаво хоҳӣ рафт,
Кардам хабарат, ки бенаво хоҳӣ рафт.
В-ар даргузарӣ аз ин, бибинӣ ба аён.
К-аз баҳри чӣ омадӣ, куҷо хоҳӣ рафт.

Бо ҳар кӣ нишастӣ, ки нашуд ҷамъ дилат
В-аз ту нарамид заҳмати обу гилат.

Зинҳор, ту парҳез кун аз сӯҳбати ӯ
В-ар не, накунад ҷони азизон биҳилат.

Ҷуз сӯҳбати ошиқону мастон написанд,
Дар дил ҳаваси қавми фурӯмоя мабанд.
Ҳар тоифаат ба ҷониби хеш кашанд,
Зоғат сӯйи вайронаву тӯтӣ сӯйи қанд.

Он ҷо бинишин, ки ҳамнишин мардонанд,
То дуди кудуррати туро биншонанд.

Ай қавм, ки бартар зи маҳу маҳтобед,
Аз ҳастии обу гил чаро метобед.
Ай аҳли харобот, ки дар ғарқобед,
Хезед, ки рӯзу шаб чаро дар хобед .

Ай аҳли сафо, ки дар ҷаҳон гардонед,
Аз баҳри буте чаро чунин ҳайронед.
Ӯро, ки шумо дар ин ҷаҳон ҷӯёнед,
Дар худ чу биҷӯед, шумо худ онед.

Андар дили бевафо ғаму мотам бод,
Онро, ки вафо нест, зи олам кам бод!

Моро ҳама ранҷ аз тамаъи хом афтод
В-аз шаҳвату нафсу хориши ком афтод.
Мурғе, ки барои дона дар дом афтод,
Андар қафаси тангу лаби бом афтод.

Чун бадномӣ ба рӯзгоре афтад,
Мард он набӯвад, ки номдоре афтад.
Гар дур(р) хоҳӣ зи қаъри дарё талабӣ,
К-он каф бошад, ки бар каноре афтад.

Марде, ки ба ҳасту нест қонеъ гардад,
Ҳасту адам ӯро ҳама монеъ гардад.
Мавқуфи сифоту феъли кӣ бошад ӯ,
К-аз сунъ бурун ояду сонеъ гардад?!

Ғам кист, ки гирди дили мардон гардад?
Ғам гирди фусурдагону сардон гардад.
Андар дили мардони Худо дарёест,
К-аз мавҷи хушаш гунбади гардон гардад.

Он кас, ки зи чарх ними ноне дорад
В-аз баҳри мақом ошёне дорад.
Не толиби кас бувад, на матлуби касе,
Гӯ: «Шод бизӣ», ки хуш ҷаҳоне дорад.

Онро мангар, ки зуфунун ояд мард,
Дар аҳду вафо нигар, ки чун ояд мард.
Аз ӯҳдаи аҳд агар бурун ояд мард,
Аз ҳар чӣ сифат кунӣ, фузун ояд мард.

Маҳ дар нуқсон, гарчи ҳилоле бошад,
Нуқсони вай огози камоле бошад.

Дарвеш, ки асрори ниҳон мебахшад,
Ҳар дам мулке ба ройгон мебахшад.
Дарвеш касе нест,ки нон металабад,
Дарвеш касе бувад, ки ҷон мебахшад.

Гар одамӣ, бисоз бо одамиён
В-ар чун малакӣ, бар осмон бояд шуд.

Ҳар чиз, ки бисёр шавад, хор шавад,
Ғамҳои ту бисёр шуду хор нашуд.

Гӯянд, ки дар сафар сафар некӯ нест,
Кардам сафару маро чунин суд омад.

Чун меҳнати дӯст сайқали ҷону дил аст,
Дар ҷон гираш, ки дофеи занг омад.
Ҳар кас ҳаваси суханфурӯшӣ донад,
Ман бандаи онам, ки хамӯшӣ донад.

Рав, некӣ кун, ки даҳр некӣ донад,
Ӯ некиро зи некӯвон настонад.
Мол аз ҳама монду аз ту ҳам хоҳад монд,
Он беҳ, ки ба ҷойи мол некӣ монад.

Сад ҷойи нишеби осиё медонем
В-аз беобӣ кор фурӯ мемонад.

Оҳиста! Макун шитоб, сабре бинамой,
К-аз ғӯра ба рӯзгор ҳалво созанд.
Нав ҷӯ, нав ҷӯ, ки нав тараб беш кунад,
Полони куҳан пушти харон реш кунад.

Бахшой бар он банда, ки хобаш набувад,
Бахшой бар он ташна, ки обаш набувад.
Бахшой, ки ҳар кӣ накунад бахшойиш,
Дар пеши Худо ҳеҷ савобаш набувад.

Шаҳре, ки дар ӯ ҳайати султон набувад,
Вайроншуда гир, агарчи вайрон набувад.

Безорам аз он лаъл, ки пирӯза бувад,
Безорам аз он ишқ, ки серӯза бувад.
Безорам аз он мулк, ки дарюза бувад,
Безорам аз он ид, ки дар рӯза бувад.

Як чашмаи об аз даруни хона,
Беҳ з-он рӯде, ки аз бурун меояд.

Дар роҳи талаб расидае мебояд,
Доман зи ҷаҳон кашидае мебояд.
Биноии хешро даво кун рӯзе,
Олам ҳама ӯст, дидае мебояд.

Ёрон, ёрон зи ҳам ҷудоӣ макунед,
Дар сар ҳаваси гурезпоӣ макунед.
Чун ҷумла якед, дуҳавоӣ макунед,
Фармуд вафо, ки бевафоӣ макунед

Ай марди самоъ, меъдаро холӣ дор,
Зеро чу тиҳист най, кунад нолаи зор.
Чун пур кардӣ шикам, зи лути бисёр,
Холӣ монӣ зи дилбару бӯсу канор.

Дасту дили мо ҳар чӣ тиҳитар, хуштар
В-озодии дил зи ҳар чӣ хуштар, хуштар.
Айши хуши муфлисона як чашм задан,
Аз ҳашмати сад ҳазор қайсар хуштар.

Ҷаҳде бикун, ар панд пазирӣ ду-се рӯз
То пештар аз марг намирӣ ду-се рӯз.

Дунё зани пирест, чи бошад гар ту
Бо пирзане унс нагирӣ ду-се рӯз.

Бо дил гуфтам: «Зи дигарон беш мабош,
Ғав марҳами лутф бош, чун неш мабош.
Хоҳӣ, ки зи ҳеч кас ба ту бад нарасад,
Бадгӯю бадомӯзу бадандеш мабош».

Ай савдоӣ, бирав паси савдо бош!
Дар сурати савдоӣ дилат шайдо бош,
Бо сояи худ зи бадхӯйӣ дар ҷангӣ,
Худ сояи туст хасми ту, танҳо бош!

Бо мо чу най, машав, рафиқи ӯ бош,
К-аввал қадаҳат диҳанду охир пархош.
Гул бошу ба ҳар сухан, ки хоҳӣ механд,
Марди сара бошу ҳар куҷо хоҳӣ бош!

Дар фақр фақир бошу дар сафват соф,
Бо фақру сафо даро ту дар рӯзи масоф.

Гар хасми ту сад тег барорад аз лоф,
Чун ҳеч набинад, чӣ занад захм, газоф.

Барзан ба сабӯйи сӯҳбати нодон санг,
Бар домани зиракони олам зан чанг.
Бо ноаҳлон макун ту як лаҳза диранг,
Ойина чу дар об ниҳӣ, гирад занг.

Бо ҳиммати боз бошу бо кибри паланг,
Зебо ба гаҳи шикору пирӯз ба ҷанг.

Кам кун бар андалебу товус диранг,
К-он ҷо ҳама офат асту ин ҷо ҳама ранг.

Дар домани ушшоқ зан, ай дилшуда чанг
Мева зи дарахти хеш созад ованг.
Румӣ ба сӯйи Рум барад, занг ба Занг,
Ангур зи ангур ҳамегирад ранг.

Ин ишқ камол асту камол асту камол,
Ин нафс хаёл асту хаёл асту хаёл.

Андар талаби дӯст ҳаме биштобам,
Умрам ба карон расиду ман дар хобам.
Гирам, ки висоли дӯст дархоҳам ёфт,
Ин умри гузаштаро куҷо дарёбам.

То косаи дӯғи хеш бошад пешам,
Валлаҳ, ки зи ангубини кас н-андешам.
В-ар бебаргӣ ба марг молад гӯшам,
Озодиро ба бандагӣ нафрӯшам.

Ҳар чиз, ки он хуш аст, наҳй аст мудом,
То май нашавад далели ин мардуми ом.
В-арна маю чангу сурати хубу самоъ,
Бар хос ҳалол гашту бар ом ҳаром.

Фармуд, ки дасту по ба коре бизанем,
То менаравад ду даст, боре, бизанем.

Ҳар чизи хуше, ки дар ҷаҳон фарз кунӣ,
Онро бадалу иваз бувад, ҷуз ҷонон.

Ҳар хона, ки бечароғ бошад, ай ҷон,
Зиндон бувад он, на боғ бошад, ай ҷон.

Иблис найӣ, ба ҷони одам бинигар,
Дар каллаи ӯ нигаҳ макун, чун кӯрон.

Ҳар рӯз хуш аст манзиле паймудан,
Чун оби равон фориғ аз афсурдан.
Дӣ рафту ҳадиси дӣ чу дӣ ҳам бигузашт,
Имрӯз ҳадиси тоза бояд гуфтан.

Рӯзит чу нест илми нав, нав, ҳала рав,
Ай кӯҳнафурӯш дар суханҳои кӯҳан.

Дар роҳи ниёз фард бояд будан,
Пайваста ҳарифи дард бояд будан.
Мардӣ набувад гурехтан сӯйи висол,
Дар рӯзи висол мард бояд будан.

Бо ҳар ду ҷаҳон ба ҷанг бояд будан,
Безор зи лаълу санг бояд будан.
Мардонаву мардранг бояд будан
В-арна ба ҳазор нанг бояд будан.

Маҳ гардон асту барги каҳ гардон аст,
Лекин фарқ аст, миёни ҳар гардидан.

В-ар мехоҳӣ, ки кони гавҳар бошӣ,
Дилро бикушову синаро дарё кун.

Як қатра мабош, хешро дарё кун,
Дарё хоҳӣ, ту қатраеро «ло» кун.

Ай дар ду ҷаҳон ягона, таъҷил макун,
Дар рафтан, чун замона, таъҷил макун.
Магрез сӯйи карона, таъҷил макун
В-аз хонаи мо ба хона, таъҷил макун.

Ҳирсу ҳасаду кина, зи дил берун кун,
Хӯйи баду андеша ту дигаргун кун.
Инкор зиёни туст, рав, камтар кун,
Иқрор туро суд кунад, афзун кун.

Дар боғ даромадӣ, сӯйи хор марав,
Ҷуз бо гулу ёсамину насрин манишин.

Гар оқилу олимӣ, ба ишқ аблаҳ шав
В-ар моҳи фалак туйӣ, чу хоки раҳ шав.
Бо неку баду пиру ҷавон яктаҳ шав,
Фарзину пиёда бош, он гаҳ шаҳ шав.

Бо номаҳрам ҳадиси асрор магӯ,
Бо мардудон ҳикояти ёр магӯ
Бо мардуми ағёр, чу ағёр магӯ,
Бо уштури хорхор ҷуз хор магӯ.

Андеша чу теша-ст газофа мандеш,
Ҳон, то назанӣ ту пойи худ бар теша.

Бозичаи қудрати Худоем ҳама,
Ӯрост тавонгарӣ, гадоем ҳама.
Бар якдигар ин зиёдие ҷустан чист
Охир зи дари яке сароем ҳама.

Хоҳӣ, ки дар ин замона фарде гардӣ,
Ё дар раҳи дин соҳиби дарде гардӣ.
Инро ба чуз аз сӯҳбати мардон маталаб,
Марде гардӣ, чу гирди марде гардӣ.

Бад мекуниву нек тамаъ медорӣ,
Ҳам бад бошад сазои бадкирдорӣ.
Бо он-к Худованд карим асту раҳим,
Гандум надиҳад боз, чу чав мекорӣ.

Аз худ гила кун, агар хуморе дорӣ,
Бо хишт ба осиё равӣ, хок орӣ.

Гар пеши саге шакар ниҳӣ хирворе,
Майли дили ӯ бувад сӯйи мурдоре.

То дард насбӣ, ту ба дармон нарасӣ,
То чон надиҳӣ, ба васли чонон нарасӣ.
То дар раҳи ишқи дӯст чун оташу об,
Аз худ нашавӣ нест, ба ҳастӣ нарасӣ.

Вопас монӣ зи ёр, вопас бошӣ,
Аз шохи дарахт бигсилӣ, хас бошӣ,
Дар чашми касе ту хешро чой кунӣ,
Ту мардумаки дидаи он кас бошӣ.

То чанд зи чони мустанад андешӣ,
То кай зи чаҳони пургазанд андешӣ.
Он-ч аз ту тавон шуд, ҳамин колбад аст,
Як мазлабагӯ мабошу чандаидеше.

Бе худ бошӣ, ҳазор раҳмат бинӣ,
Бо худ бошӣ, ҳазор раҳмат бинӣ.
Ҳамчун Фиръавн ришро шона макун,
Гар шона кунӣ, сазои сиблат бинӣ.

Ҷон дар раҳи мо бибоз, агар марддилӣ
В-ар не, сари хеш гир, к-аз мо биҳилӣ.
Он мулк касе наёфт аз нимдилӣ,
Ҳақ металабиву монда дар обу гилӣ.

Ай толиби дунё, ту яке муздурӣ
В-ай ошиқи хулд, аз ин ҳақиқат дурӣ.
В-ай шод ба ҳар ду олам аз бехабарӣ,
Шодии гамаш надидаӣ, маъзурӣ!

Бо Зӯҳраву бо Моҳ агар анбозӣ,
Рав хона зи Моҳ соз, агар месозӣ.
Боме, ки ба як лагад фурӯ хоҳад шуд,
Он беҳ, ки лагад занӣ, фурӯ андозӣ.

Хоҳӣ, ки ҳаёти ҷовидонӣ бинӣ
В-аз фақр нишонаи аёне бинӣ.
Андар раҳи фақр бад марав, то маравад,
Мардона даро, ки зиндагонӣ бинӣ.

Ай нусхаи номаи илоҳӣ, ки туӣ
В-ай ойинаи ҷамоли шоҳӣ, ки туӣ.

Берун зи ту нест ҳар чӣ дар олам ҳаст,
Дар худ биталаб, ҳар он чи хоҳӣ, ки туӣ.

Дар дил нагузорамат, ки афгор шавӣ,
Дар дида надорамат, ки бас хор шавӣ.
Дар ҷон кунамат ҷой, на дар дидаву дил,
То дар нафаси бозпасин ёр шавӣ.

Аз кам хӯрдан зираку ҳушёр шавӣ,
Аз пур хӯрдан аблаҳу бекор шавӣ.
Пурхории ту ҷумла зи пурхории туст,
Кам хор шавӣ, агар ту камхор шавӣ.

То хоки қудуми ҳар муқаддам нашавӣ,
Солори сипоҳи нафси одам нашавӣ.
То аз ману мои худ мусаллам нашавӣ,
Бо ин малакон маҳраму ҳамдам нашавӣ.

Хуб менамой ва дар ҳақиқат он зишт аст; зишт менамой ва дар ҳақиқат он нағз аст. Пас ба мо ҳар чизро чунон намо, ки ҳаст, то дар дом наяфтем ва пайваста гумраҳ набошем.

* * *

Одамиро хаёли ҳар чиз бо он чиз мебарад: хаёли боғ ба боғ мебарад ва хиёли дуккон ба дуккон. Аммо дар ин хаёлот тазвир пинҳон аст.

* * *

Одамӣ мебояд, ки он мумайизи худро орӣ аз гаразҳо кунад ва ёрӣ ҷӯяд дар дин; дин ёршиносӣ аст. Аммо чун умрро бо бетамизон гузаронид, мумайизи ӯ заиф шуд, наметавонад он ёри динро шинохтан. Ту ин вуҷудро парвардӣ, ки дар ӯ тамиз нест; тамиз он як сифат аст.

* * *

Умед аз Ҳақ набояд буридан... Умеди сари роҳ эминӣ аст. Агар дар роҳ намеравӣ, боре сари роҳро нигоҳ дор. Магӯ, ки каҷиҳо кардам, ту ростиро пеш гир, ҳеч каҷӣ намонад. Ростӣ ҳамчун асои Мӯсо (алайҳиссалом) аст; он каҷиҳо ҳамчун сеҳрҳост. Чун ростӣ биёяд, ҳамаро бихӯрад. Агар бадӣ кардаӣ, бо худ кардаӣ, ҷафои ту ба вай куҷо расад?

* * *

Бо подшоҳон нишастан аз ин рӯй хатар нест, ки сар биравад, ки саре аст рафтанӣ – чӣ имрӯз ва чӣ фардо. Аммо аз ин рӯ хатар аст, эшон чун дароянд ва нафсҳои эшон қувват гирифтааст у аждаҳо шуда, ин кас, ки ба эшон сӯҳбат кард ва даъвии дӯстӣ кард ва моли эшон қабул кард, лобуд бошад, ки бар вифқи эшон сухан

гӯяд ва ройҳои бади эшонро аз рӯйи дил нигоҳдошта қабул кунад ва натавонад мухолифи он гуфтан. Аз ин рӯ хатар аст, зеро динро зиён дорад. Чун тарафи эшонро маъмур дорӣ, тарафи дигар, ки асл аст, аз ту бегона шавад. Чандон ки он сӯ меравӣ, ин сӯ, ки маъшуқ аст, рӯй аз ту мегардонад ва чандон, ки ту бо аҳли дунё ба сулҳ дармеоӣ, ӯ аз ту хашм мегирад.

* * *

Ҳайф аст ба дарё расидан ва аз дарё ба обе ё ба сабӯе қонеъ шудан. Охир аз дарё гавҳарҳо ва сад ҳазор чизҳои муқаввим баранд. Аз дарё об бурдан чӣ қадр дорад ва оқилон аз он чӣ фахр доранд ва чӣ карда бошанд?

* * *

Одамӣ устурлоби Ҳақ аст, аммо мунаҷҷиме бояд, ки устурлобро бидонад. Таррафурӯш ё баққол агарчӣ устурлоб дорад, аммо аз он чӣ фоида гирад ва ба он устурлоб чӣ донад аҳволи афлокро ва даврону бурҷҳову таъсироту инқилобро ило ғайри золик? Пас устурлоб дар ҳаққи мунаҷҷим судманд аст...

* * *

Пас одамӣ дар ин олам барои коре омадааст ва мақсуд он аст. Чун он намегузорад, пас ҳеч накарда бошад.

* * *

Охир, ин тан асби туст ва ин олам охури ӯст ва ғизои асб ғизои савор набошад, ӯро ба сари худ хобу хӯре аст ва танаъуме аст. Аммо сабаб он, ки ҳайвонию баҳимӣ бар ту ғолиб шудааст, ту бар сари асб дар охури асбон

мондай ва дар сафи шоҳону амирони олами бақо мақом надорӣ. Дилат он ҷост, аммо чун тан ғолиб аст, ҳукми тан ғирифтаӣ ва асири ӯ мондаӣ.

* * *

Дард аст, ки одамиро роҳбар аст. Дар ҳар коре, ки ҳаст, то ӯро дарди он кор ва ҳавасу ишқи он кор дар дарун нахезад, ӯ қасди он кор накунад ва он кори бедард ӯро муяссар нашавад, хоҳ дунё, хоҳ охират, хоҳ бозаргонӣ, хоҳ подшоҳӣ, хоҳ илм, хоҳ нуҷум ва ғайра.

* * *

Ҳамаи ахлоқи бад – аз зулму кину ҳасаду ҳирсу бераҳмӣ ва кибр – чун дар туст, намеранҷӣ; чун онро дар дигаре мебинӣ, мерамӣ ва меранҷӣ.

* * *

Ҳикмат ҳамчун борон аст; дар маъдани хеш бепоён аст, ба қадри маслиҳат фуруд ояд дар зимистон ва дар баҳору тобистон ва дар пойиз, ба қадри ӯ.

Дар сиришти одамӣ, ҳамаи илмҳо дар асл сириштаанд, ки рӯҳи ӯ муғайяботро бинамояд, чунон ки оби софе он чи дар таҳти ӯст аз сангу сафол ва ғайра – ва он чи болои он аст, ҳама бинамояд акси он. Дар гавҳар об ин ниҳод аст бе илоҷе ва таълиме. Лек чун он омехта шуд бо хок ё рангҳои дигар, он хосияту он дониш аз ӯ ҷудо шуд ва ӯро фаромӯш шуд.

* * *

Ин офтобро мебинӣ, ки дар нури ӯ меравем ва мебинему некро аз бад тамиз мекунем ва дар ӯ гарм мешавем ва дарахтону боғҳо мусаммар мешаванд ва меваҳои хому туршу талх дар ҳарорати ӯ пухтаву ширин

мегардад. Маъодини зару нуқраву лаълу ёқут аз таъсири ӯ зоҳир мешаванд. Агар ин офтоб, ки чандин манфиат медиҳад, ба васоит агар наздиктар ояд, ҳеч манфиат надиҳад, балки ҷумлаи оламу халқон бисӯзанду намонанд.

* * *

Ҳақ таъоло чун бар кӯҳ ба ҳиҷоб таҷаллӣ мекунад, ӯ низ пурдарахту пургулу сабз ва ороста мегардад ва чун бе ҳиҷоб таҷаллӣ мекунад, ӯро рез-резу зарра-зарра мегардонад.

* * *

Ойина бенақш аст. Агар дар ойина нақш намояд, нақши ғайр бошад.

* * *

Туро табибе ҳаст дар андарун ва он мизоҷи туст, ки дафъ мекунад ва меназирад... Пас асл он табиби андарун асту он мизоҷи ӯст. Чун ин табиб заиф шавад ва мизоҷ фосид гардад, аз заъф чизҳо ба акс бинад ва нишонаҳои каҷ диҳад; шакарро талх гӯяд ва сиркоро ширин. Пас мӯҳтоҷ шуд ба табиби берунӣ, ки ӯро мадад диҳад, то мизоҷ бар қарори аввал ояд.

* * *

Одамӣ азим чиз аст. Дар вай ҳама чиз мактуб аст. Ҳиҷобу зулмот намегузорад, ки ӯ он илмро дар худ бихонад. Ҳуҷубу зулумот ин машғулиҳои гуногун асту тадбирҳои гуногуни дунё ва орзуҳои гуногун. Бо ин ҳама, ки дар зулмот асту маҳҷуби пардаҳост, ҳам чизе мехонад ва аз он воқиф аст; бингар, ки чун ин зулмоту ҳуҷуб бархезад, чӣ сон воқиф гардад ва аз худ чӣ илмҳо пайдо кунад.

* * *

Чун офтоб гуруб кунад, рӯшноӣ намонад. Пас офтоб бояд шудан то хавфи ҷудоӣ намонад.

* * *

Ин ҷумла хушиҳову мақсудҳо чун нардбоне аст. Ва чун нояҳои нардбон ҷои иқомату бош нест, аз баҳри гузаштан аст, хунук ӯро, ки зудтар бедору воқиф гардад, то роҳи дароз бар ӯ кӯтаҳ шавад ва дар ин пояҳои нардбон умри худро зоеъ накунад.

* * *

Агар одамиро шодие дар дил меояд, ҷазои он аст, ки касеро шод кардааст ва агар ғамгин мешавад, касеро ғамгин кардааст. Ин армуғониҳои он олам асту намудори рӯзи ҷазост, то бад-ин андаки он бисёрро фаҳм кунанд – ҳамчун ки аз анбори ғандум муште гандум бинамоянд.

* * *

Соҳибдил кулл аст. Чун ӯро дидӣ ҳамаро дида бошӣ...

Ҷузви дарвешанд ҷумла неку бад,
Ҳар кӣ набвад ӯ чунин, дарвеш нест.

* * *

Акнун чун ӯро дидӣ, ки кулл аст, қатъиян ҳамаи оламро дида бошӣ ва ҳар киро баъд аз ӯ бубинӣ, мукаррар бошад. Ва қавли эшон дар аҳволи кулл аст. Чун қавли эшон шунидӣ, ҳар сухане, ки баъд аз он шунавӣ, мукаррар бошад...

Ай нусхаи номаи илоҳӣ, ки тӯӣ
В-ай ойинаи ҷамоли шоҳӣ, ки туӣ.
Берун зи ту нест ҳар чӣ дар олам ҳаст,
Дар худ биталаб ҳар он чи хоҳӣ, ки туӣ.

* * *

Халқ се синфанд: малоикаанд, ки эшон ҳама ақли маҳзанд, бандагию зикр эшонро табъ асту ғизост ва нон хуришу ҳаёт аст, чунон ки моҳӣ дар об... чун аз шаҳват муҷаррад асту пок аст, чӣ миннат агар ӯ шаҳват наронад?...

Як синфи дигар баҳоиманд, ки эшон шаҳвати маҳзанд, ақли зоҷир надоранд, бар эшон таклиф нест.

Монад одамӣ мискин, ки мураккаб аст аз ақлу шаҳват, нимаш фаришта асту нимаш ҳайвон...

Фаришта раст ба илму баҳима раст ба ҷаҳл,
Миёни ду ба танозӯъ бимонад мардумзод.

* * *

Ҷойгоҳе он беҳтар, ки одамиро он ҷо мӯнисе бошад. Агар дар қаъри замин бошад, беҳтар он бошад ва агар дар сӯрох муше бошад, беҳтар он бошад.

* * *

Пас корҳои оламро ва уқборо, ҷумларо, ҳар ки шитоб кард ва дар аввали кор муболиға намуд, он кор муяссари ӯ нашуд.

* * *

Яке уштурро ба манора намебинад, тори мӯй дар даҳани уштур чун бинад?

* * *

Чароғ агар мехоҳад, ки ӯро бар баландӣ ниҳанд, барои дигарон мехоҳад ва барои худ намехоҳад. Ӯро, чӣ зер, чӣ боло – ҳар ҷо, ки ҳаст, чароғ мунаввар аст, илло мехоҳад, ки нури ӯ ба дигарон бирасад. Ин офтоб, ки бар болои осмон аст, агар зер бошад, ҳамон офтоб аст, илло олам торик монад. Пас ӯ боло барои худ нест, барои дигарон аст.

* * *

Шохеро, ки мева бисёр бошад, он мева ӯро фурӯ кашад ва он шохро, ки меваe набошад, сар боло дорад ҳамчун сафедор. Ва чун мева аз ҳад бигзарад, устунҳо ниҳанд, то ба куллӣ фурӯ наояд. Пайғамбар салаллоҳу алайҳи ва саллам, азим мутавозеъ буд, зеро ки ҳамаи меваҳои олам - аввалу охир бар ӯ ҷамъ буд, лоҷарам аз ҳама мутавозеътар буд.

* * *

Сухан ба қадри одамӣ меояд. Сухани мо ҳамчун обест, ки мироб онро равон мекунад. Об чӣ донад, ки мироб ӯро ба кадом дашт равон кардааст – дар хиёрзоре ё карамзоре ё дар пиёззоре, дар гулистоне?

То зан(н) набарӣ, ки раҳравон низ наянд,
Комилсифатони бенишон низ наянд!
З-ин гуна, ки ту маҳрами асрор наӣ,
Мепиндорӣ, ки дигарон низ наянд!

* * *

Ҳеч ангуре боз ғӯра нашавад ва ҳеч меваи пухта боз хом нагардад.

Ҳар ҳаракате, ки одамӣ мекунад, суол аст ва ҳар чӣ ӯро пеш меояд – аз ғаму шодӣ, ҷавоб аст. Агар ҷавоби хуш шунавад, бояд, ки шукр кунад ва шукр он бувад, ки ҳамҷинси он суол кунад, ки бар он суол ин ҷавоб ёфт. Ва агар ҷавоби нохуш шунавад, истигфор кунад зуд ва дигар ҷинси он суол накунад.

* * *

Акнун ҳарчи туро пеш ояд, нафси худро адаб кун, то ҳар рӯз бо яке ҷанг набояд кардан.

* * *

Ҳосил он аст, ки олам бар мисоли кӯҳ аст. Ҳар чӣ гӯӣ аз хайр ва шар, аз кӯҳ ҳамон шунавӣ. Ва агар гумон барӣ, ки ман хуб гуфтам, кӯҳ зишт ҷавоб дод, муҳол бошад, ки булбул дар кӯҳ бонг кунад, аз кӯҳ бонги зоғ ояд, ё бонги одамӣ, ё бонги хар. Пас яқин дон, ки бонги хар карда бошӣ:

Бонги хуш дор, чун ба кӯҳ ойӣ,
Кӯҳро бонги хар чӣ фармойӣ?

* * *

Калом ҳамчун офтоб аст, ҳамаи одамиён гарму зинда аз ӯянд. Ва доиман офтоб ҳасту мавҷуд аст ва ҳозир асту ҳама аз ӯ доиман гарманд, илло офтоб дар назар намеояд ва намедонанд, ки аз ӯ зиндаанду гарманд. Аммо чун ба воситаи лафзе ва иборате шукр хоҳӣ, шикоят хоҳӣ, хайр хоҳӣ шар гуфта ояд, офтоб дар назар ояд, ҳамчун офтоби фалакӣ, ки доиман тобон аст, аммо дар назар намеояд шуояш, то ба деворе натобад... Ва чӣ аҷаб меояд, ки он нутқ доиман дар ту ҳаст, агар мегӯӣ ва ағар намегӯӣ. Ва ағарчи дар андешаат низ нутқе нест, он лаҳза мегӯем нутқ ҳаст доиман, ҳамчунон ки гуфтанд, алинсон

ҳайвони нотиқ. Ин ҳайвоният дар ту доиман ҳаст то зиндаӣ. Ҳамчунон лозим мешавад, ки нутқ низ бо ту бошад доиман. Ҳамчунон ки он ҷо хойидан мӯҷиби зуҳури ҳайвоният асту шарт нест, ҳамчунон нутқро мӯҷиби гуфтан ва лойидан асту шарт нест.

* * *

Агар касе дар ҳаққи касе нек гӯяд, он хайру некӣ ба вай оид мешавад ва дар ҳақиқат, он санову ҳамд ба худ мегӯяд. Назири ин чунон бошад, ки касе гирди хонаи худ гулистону райҳон корад; ҳар боре, ки назар кунад, гулу райҳон бинад, ӯ доиман дар биҳишт бошад. Чун хӯ кард ба хайр гуфтани мардумон, чун ба хайри яке машғул шуд, он кас маҳбуби вай шуд ва чун аз вayaш ёд ояд, маҳбубро ёд оварда бошад ва ёд овардани маҳбуб гулу гулистон асту рӯҳу роҳат аст. Ва чун бади яке гуфт, он кас дар назари ӯ мабгуз шуд, чун аз ӯ ёд кунад ва хаёли ӯ пеш ояд, чунон аст, ки мор ё каждум ё хору хошок дар назари ӯ пеш омад.

* * *

Акнун чун метавонӣ, ки шабу рӯз гулу гулистон бинӣ ва риёзи Ирам бинӣ, чаро дар миёни хористону мористон гардӣ? Ҳамаро дӯст дор, то ҳамеша дар гулу гулистон бошӣ. Ва чун ҳамаро душман дорӣ, хаёли душманон дар назар меояд. Чунон аст, ки шабу рӯз дар хористону мористон мегардӣ.

* * *

Шаб агарчи зидди рӯз аст, аммо ёригари ӯст ва як кор мекунанд. Агар ҳамеша шаб будӣ, ҳеҷ коре ҳосил нашудӣ ва барнаёмадӣ ва агар ҳамеша рӯз будӣ, чашму сару димог хира мондандӣ ва девона шудандию маътал. Пас дар шаб меосоянду мехуспанд ва ҳамаи олатҳо аз

димоғу фикру дасту по ва самъу басар ҷумла қуввате меғиранд ва рӯз он қувватҳоро харҷ мекунанд.

Пас ҷумлаи аздод нисбат ба мо зид менамояд, нисбат ба ҳаким ҳама як кор мекунанду зид нестанд. Дар олам бинамо кадом бад аст, ки дар зимни он некӣ нест ва кадом некӣ аст, ки дар зимни он бадӣ нест.

* * *

Суханро чун бисёр ороиш мекунанд, мақсуд фаромӯш мешавад.

*

Одамӣ ҳамеша ошиқи он чиз аст, ки надидаасту нашнидаасту фаҳм накардааст ва шабу рӯз онро металабад ва аз он чи фаҳм кардаасту дидааст, малул ва гурезон аст.

* * *

Муддате ба туршӣ хӯ кардаӣ, боре, шириниро низ биозмо.

## МУНДАРИЧА

# АНДАРЗНОМАИ МАВЛОНО ҶАЛОЛУДДИНИ РУМӢ

Мураттиб ва муаллифи пешгуфтору тавзеҳот
Мирзо Муллоаҳмад

Муҳаррири техникӣ: Камолов А.
Таррох: Ҷӯраева З.

9789994731732

Ба матбаа 03.08.2007 супорида шуд. Ба чопаш 07.09.2007 имзо шуд. Андозаи 60х84 1/16. Когази офсетии № 1. Чопи офсетӣ. Ҷузъи чопӣ 10,5. Супориши № 157\07. Адади нашр 5000 нусха.

Муассисаи нашриявии «Маориф ва фарҳанг»-и Вазорати фарҳанги Ҷумҳурии Тоҷикистон. 734018, ш. Душанбе, кӯчаи Н. Қарабоев-17. Тел/факс: 233-93-97
E-mail: najmiddin 64 @ mail. ru

Дар матбааи ҶДММ «Комрон+П» чоп шудааст.
ш.Душанбе, кӯчаи Қаххоров, 111 «б»
Супориши № 33.

